## ҒАВВОСИ ДАРЁИ ИШҚ

Чиҳил сол аст, ки тақдири худро бо шеър пайвастаед ва аз чиллаи зимистон то чиллаи тобистон хумори ишқи шоиронаатонро шикастаед. Ҳамеша нигоҳи Шумо зебоии баҳорро ҷӯёст ва мурғӣ илҳом дар боғи дилатон гӯёст. Ашъоратон оҳанги дилошӯби рӯзгори марғуб дорад. Таронаҳоятон пур аз сӯзу гудоз аз олами роз ба парвоз омадаанд. Пайваста аз ҳавои тоза навои тоза меҷӯед ва бо андӯҳу шодии дерин сухани ширин мегӯед. Ин аст, ки ҳунармандон ба офаридаҳоятон рӯй овардаанд ва дар зимни ашъоратон сурудҳои зебову фиребо эҷод кардаанд. Ҳамкории эҷодии Шумо бо оҳангсозону сарояндагони мумтози Тоҷикистону дигар мамлакатҳои форсизабон пурбор ва боиси ифтихор аст.

Ҳамеша ба сӯи дунё ва ба рӯи инсон бо чашми нек менигаред ва андешаҳои покро ба қалам меоваред. Маҷмӯаҳои ашъоратон "Риштаи тасвир", "Хандаи субҳ", "Боргоҳи ишқ", "Чамани хаёл", "Оби нуқра", "Айёми гул", "Гулшани роз", "Баҳои ҷон" аз ишқи зиндагонӣ ва орзӯҳои инсонӣ фароҳам омадаанд. Навиштаҳоятонро аз эҳсоси баланди ватанпарастиву инсонпарварӣ сириштаед. Эҷодиётатон серпаҳлӯ аст. Дар тарҷумаи бадеӣ ва рӯзноманигорӣ низ саҳм гирифтаед.

Заҳматҳои бепоёни суханвариатон бо унвони Корманди шоистаи Тоҷикистон тақдир шудааст.

Дӯсти азиз Абдулло Қодирӣ! Акнун ба остонаи баланди шастсолагӣ қадами муборак мениҳед. Ҳамқаламон ва ҳаводорони адабиёт Шуморо бо ин ҷашни фархунда самимона табрик мегӯянд. Бароятон тансиҳативу шодӣ ва хонаободӣ орзӯмандем. Ҳамеша қаламатон тез ва андешаҳоятон диловез бод!

***Раёсати Иттифоқи нависандагони Тоҷикистон.***

# ҒАЗАЛИЁТ

Ҷунун сар мекашад аз инқилоби хушбаёниҳо,
Ба меъроҷи  сухан дорем, ё раб, парфишониҳо.
Тааммулпарвар аст оиназори олами маънӣ,
Сари селоб хору хас набаст аз нотавониҳо.
Насими субҳгоҳон мусҳафи савганди мо бикшуд,
Ки дар роҳи сухан тай гашт айёми ҷавониҳо.
Ба меҳроби тағаззул мебарам дасти дуо имшаб,
Ки шӯри маҳшар ангезад баёзам аз маониҳо.
Нафас фарсуд ҳосид аз гарониҳои бори рашк,
Вале буғзаш надод оромише ҷуз ин гарониҳо.
Шикасти зиндагӣ, Мумтоз, рангомезии марг аст,
Бувад оина нақши сад ниёзу нотавониҳо.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Хамёзашикори сухан аз табъи баландам,
В-аз шӯълааш афрӯхта чун дашти сипандам.
Маънӣ, ки атову карами арши бузург аст,
Аз ҳамлаи ҳосид нарасад ҳеҷ газандам.
Сайёди азал дом фикандаст, ки имрӯз,
Дар хиттаи шеър оҳӯи дар қайди камандам?
Сад шукр, гуҳар суфтанам аз тарзи Камол аст,
З-он пайрави ин “Булбули гулзори Хуҷандам!”
“Зоҳид, ту бирав, ҷаннату фирдавснишин бош”,
Ман дил зи маю соқии маҳҷуб накандам!
Он моҳ чу дид ашки ниёзе ба рухи дил,
Хандиду ба худ бурд дили зор ба фандам.
Мумтоз, агарам хоки раҳи аҳли сафо, лек
Хамёзашикори сухан аз табъи баландам.

Соқии базми фалак дӯш ба пайғоми шафақ,
Роғиби бодаи гулранг шуд аз ҷоми шафақ.
Ҷазби гул шомгаҳон мебарад аз хеш маро,
Ба тамошои уфуқ, з-он, ки манам роми шафақ.
Осмон маърази майдони шаҳодат шудааст,
К-офиятсӯз бувад теғи хуношоми шафақ?
Маҳрами кӯи уфуқ шому саҳар хуршед аст,
Шӯъла оинаи сомони дару боми шафақ.
Ҳарами ҷон шуд агар пойгаҳи лашкари ишқ,
Дайру оташкадаи дил рухи гулфоми шафақ.
Эй хуш он умр, ки аз сархати ибрат бигузашт,
Сӯзу соз оиназор аст аз анҷоми шафақ.

Нест ҷо бар он парӣ ҷуз дар ҳарими дил маро,
Ашки шамъи орзӯ гул карда дар манзил маро.
Чордевори вуҷудамро ягон маъмура нест,
Хона бар дӯши фано кардаст оё дил маро?
Гарчи аз туғёни дарёи ҳаводис эманам,
Дар муҳити офият хавфест аз соҳил маро.
Гармии бозори ҳастӣ то адам як ҷилва аст,
Чанд дар ғафлат гузорӣ, эй дили бедил маро!
Ҳиммати воло бувад бо мард ҳар ҷо созгор,
Теғ дар зери сипар машмор, эй ғофил маро!
Гавҳари шеъри ҷаҳонтоб аст аз дарёи ақл,
Мезанӣ то чанд санг, эй ҳосиди ҷоҳил маро?!

❁❁ ❁❁ ❁❁

Хун шуд ҷигари моҳ зи рашки гули рӯят,
Хамёзаи ҳастист аз он накҳати мӯят.
Эй ғунчаи навбоваи гулзори таманно,
Афтода дар иқлими бақоем зи бӯят.
Эҳсони ту дарёсту лутфи ту аз он беш,
Мо хурдаи ишқем ҳама бар сари кӯят.
Гар нури фалак ,з-оинаи арши бузург аст,
Мӯъҷизаи субҳи саҳар аз талъати рӯят.
Бозори бутон ёфт шикаст аз рухи чун меҳр,
К-амвоҷи назарҳост ба он ҳусни накӯят.
Дар ҳалқаи он зулф асирем чу Мумтоз,
Моем ҳама зоири он Каъбаи кӯят.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Шафақ аз ҷайби уфуқ боз намоён шудааст,
К-осмон оинаи боғи гулафшон шудааст?
Нигаҳи масти ту, эй ғайрати хуршеди мунир,
Ҳавдаҷи нури азал буд, ба ҷавлон шудааст?
Хоки мо гарди адам гашт дар ин ҷодаи ишқ,
Ки туро ноз аз он ҳусн дучандон шудааст.
Хизр агар аз аташ омад ба лаби оби бақо,
Марги лабташна маро бар асари ҷон шудааст.
Завқи дидори ту дар синаи мо нест хамӯш,
К-ин умед аз шаби қадр оиназорон шудааст.
Укда аз зулфи сияҳ боз намудӣ, ки ба боғ,
Зи насимаш гулу сунбул абирафшон шудааст?
Худнамоӣ амали покниҳодон набувад,
Дурри сад маънӣ дар ин оина тобон шудааст.
Наравам бо раҳи он зоҳиди худбин, ки аласт,

“Оташу об ба ҳам дасту гиребон шудааст!”
Мӯҳтасиб бар сари раҳ дӯш ҳамегуфт ба халқ:
-“Ҳон, ки дар байъу широъ ояи Қуръон шудааст!”
Ҷон ба каф омада, Мумтоз, дар иқлими сухан,
Хуни дил хӯрдаву дарёи Зарафшон шудааст.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Ашки дил обилапо дар раҳи ёр аст ин ҷо,
Вусъати нолаи дил оинадор аст ин ҷо.
Мечакад хун зи дами теғи қазо, ҳамнафасон,
Маҳв дар кунҷи фано ошиқи зор аст ин ҷо.
Ранг дар боғи дил ангехта фавҷи гули сурх,
Боғбон, сайри гул о, турфа баҳор аст ин ҷо.
Рӯзи ман тира аз он зулфи шикан дар шикан аст,
Ё раб, он бахти сияҳ даст ба кор аст ин ҷо?
Маъсият дар ҳама ҷо вақфи хатоҳост, вале
Ишқбози раҳи Ҳақ меҳрсавор аст ин ҷо.
Ғофил аз кори замон, эй дили хунгашта машав,
Фитнаи даври қамар силсиладор аст ин ҷо!
Ба ҷило зевари андеша бувад шаб, ҳама шаб,
Хома бар лавҳи сухан мушкнисор аст ин ҷо.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Эй тундхӯ, биё, ки дил оинаҳо шикаст,
Дар ҳалқаи шуҳуд, вале бесадо шикаст.
Бар мулки хеш ҷумла ғарибему бепаноҳ,
Садҳо умед дар дили мо, эй Худо шикаст.
Хуҷиста бод он, ки дар ин гирудори даҳр,
Бархост оини қадар дар аҳди мо шикаст!
Ҷонпарвар аст лаъли лаби ёри хушадо,
Ҳиҷраш, валек шишаи дил ҳар куҷо шикаст.

Омад батанг сина дар ин чорсӯи бахт,
Рӯҳам ба рӯзи марг қазои азо шикаст.
Мумтоз, даври домани ту з-ахтарон шукуфт,
К-имшаб сукути гиряҳо дар чашми мо шикаст?

❁❁ ❁❁ ❁❁

Ман бе ҳавои дӯст дар олам назистам,
Дар соати фироқ, валекин гиристам.
Оина пурҷилост дар ин марваи вуҷуд,
Ҳамчун Набӣ(с) муҳаррами дидор нестам.
Ман чистам? – Шақоиқе дар боғи орзӯ,
Ё озарахши гунбади даввор? – Кистам?
Дар ҷилвагоҳи марг, ки мақтӯъи зиндагист,
Бо ёди ёр аз ҳаваси васл зистам.
Мумтоз, нест, мӯҳтасибо, ҳарза дар вафо,
Ҳаргиз магӯ, ки дар талаби ёр нестам!

❁❁ ❁❁ ❁❁

Дар ниҳоди назми оламгир иқди гавҳар аст,
К-ин ато аз ҳиммати волои чархи ахзар аст.
Сӯхтан чун шамъ андар хилвати андешаҳо,
Шоиронро мояи уммед аз шеъри тар аст.
Саҷда меорам ба Ҳофиз аз иродат, дӯстон,
К-ӯ дар иқлими сухан номоваронро афсар аст.
Оби ҳастӣ орзӯ кард он, ки аз зулмоти даҳр,
Бурд бар хоки сияҳ ин орзӯ, Искандар аст.
Аз раҳи ҳиммат, биё, дасти фурудон боз гир,
К-ин амал дар пешаи мардони некӯахтар аст.
Мискинонро, ё раб, аз бори мазаллат вораҳон,
К-аз шаомат ҳар куҷо ин қавм бо чашми тар аст.
Оби дарё мебарад, Мумтоз, ашъори равон,
Дар билоди даҳр оё ташнагонро Кавсар аст?

❁❁ ❁❁ ❁❁

Азизу меҳрубонам кист? – Модар!
Фурӯғи дидагонам кист? – Модар!
Забони модарӣ омӯхт бар ман,
Ҳамеша дар забонам кист? – Модар!
Сафои рӯи олам офтоб аст,
Сафои хонадонам кист? _ Модар!
Маро беҳтар зи ҷон донист умре,
Гиромитар зи ҷонам кист? – Модар!

❁❁ ❁❁ ❁❁

Таманнои дили мо ёр бошад,
Тааллуқ восили дидор бошад.
Ҳиҷоби хештан дар роҳи ёрем,
В-агарна фош ин асрор бошад.
Дарида пардаи мо шӯри ишқаш,
Ҷаҳон бар дидаи мо тор бошад.
Зи қурби Ҳақ бувад маҳҷуб инсон,
Ҳақ андар олами анвор бошад.
Дар ин дунё ба касрат пойбандем,
Ки рӯҳ андар азоби нор бошад.
Машав аз коху ганҷи хеш мағрур,
Ки аз нахват Худо безор бошад.
Миёни Ҳақ ва ту, нафси балокаш,
Ба ду кавн аз азал девор бошад.
Бувад маҳҷуб чашмаш, лек бинад,
Агар бо мо ҳазор асрор бошад.
Сухан, к-оинаи алтофи арш аст,
“Ҳамеша бар сараш бозор бошад”.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Дило, ки шӯълакашонӣ аз офтоби сухан,
Намо бар арсаи эҷод инқилоби сухан.
Сухан, ки чашмаи нур аст аз ҷамоли Худо,
Фиребхӯрда машав ҳеҷ аз сароби сухан.
Дамид аз сари шаб то саҳар ба қолаби тан,
Насими пайки муродам зи мушки ноби сухан.
Ба сайди оҳӯи шеърам зи тифлӣ овора,
Ба рӯи оташе аз орзӯ кабоби сухан.
Агарчи тозасаворист тифли шавқи маро,
Гузашт аз сари ман, эй дареғ, оби сухан!
Мақому сози суханро басе ҳикоятҳост,
Кушуда уқдаи дил, лек аз китоби сухан.
Фасонаи ғами ҳастӣ ба авҷу ман, Мумтоз,
Ҳанӯз бехудаму маст аз шароби сухан.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Буто, ду наргиси масти ту, к-офати ҷонанд,
Магар, ки ҳавдаҷи нури Худойро монанд?
Магар фитода гузорат ба кӯи муштоқон,
Ки аз ҳуҷуми ҷунун по зи сар намедонанд?
Зи лутф, тозасавори саманди пайки мурод,
Биё, ба рӯи ту муштоқ интизоронанд.
Биё, ба хилвати бедорам аз даричаи шаб,
Ки хобҳо ҳама аз чашми ман гурезонанд.
Кабӯтарони хаёлам аз авҷи табъи равон,
Ба сӯи чашмаи хуршед болафшонанд.
Макун диранг, ки оҳӯи сабри рамомӯз,
Фирор кард аз онон, ки дилпарешонанд.
Сухан – сапедаи субҳи хирад бувад Мумтоз,
Шукӯҳу рутбаи он ҷоҳилон куҷо донанд?!

❁❁ ❁❁ ❁❁

Ғамро карона нест агар дӯст музтар аст,
Дунёи ҳодисот пур аз фитнаву шар аст.
Зиндонии хаёли ҳабибем рӯзу шаб,
Лағзи нигоҳ шонакаши ҳалқаи дар аст.
Гар гул шукуфт субҳдамон дар ҳарими боғ,
Аз гиряҳои нимашаби дидаи тар аст.
Эй бахт, дар ҳиҷоби тааллуқ нуҳуфтаӣ?
Бинмо зуҳур, з-он, ки ҳавас бо ту музмар аст!
Нақди ҳазор маънияму масти лафзи хуш,
К-аз баҳри он таҷаллии сад гуна гавҳар аст.
Эй раҳнаварди шеъру сухан инқилоб ку?
Зулматшикор бош, гарат нанг ёвар аст!
Роят ба номи шеъри дарӣ ҷилва деҳ, аз он-к
Мумтозро ба марзи ҳунар пир раҳбар аст.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Наво зи пардаи Ушшоқ бар тарона кашам,
Ба ҷилвагоҳи бутон оҳи ошиқона кашам.
Зи зулфакони чалипои ту ба гардани дил,
Таноб баста, фиғоне ба-дин баҳона кашам.
Сукутро натавонам, ки аз сарочаи чашм,
Биё, ки мавҷаи дарё бар остона кашам.
Хаёли рӯи туро дар ғазал барангезам,
Раҳини нақди самар гашта бар фасона кашам.
Зи дашти шаб бигузаштам ба ёди турраи ту,
Ба завқи бехудӣ, эй маҳ, чу бод шона кашам.
Ниҳоли навбари ишқам, ба боғи умр, вале
Ситам чӣ қадр зи ҷинбоди ин замона кашам?

Дилам чу чашмаи хуршед тобнок шавад,
Шабе, ки миннати он ёри ҷовидона  кашам.
Сурӯши ғайб расид ин саҳар маро, Мумтоз,
Ҳасуди шеъри туро зери тозиёна кашам!

❁❁ ❁❁ ❁❁

Муқими базми хаёлему ошиқони ғазал,
Адои шӯхии атфоли хушбаёни ғазал.
Аташ зи чашмаи маънӣ шикастаему ҳанӯз,
Хумори оби ҳаётем аз равони ғазал.
Ба даҳр ҷилвагарӣ аз муҳит хоҳад ёфт,
Ҳар он, ки шокири бахт асту комрони ғазал.
Тилисми зарра ҳаме дар зуҳури меҳр биҷӯ,
Ки буду ҳаст дар ин парда имтиҳони ғазал.
Ту, эй ғизоли адофаҳми муддао машитоб,
Ки бе ту мояи дардем дар ҷаҳони ғазал.
Биё-биё, ки ба узри ҳазор аҷзу ниёз,
Нишаста бар сари кӯи ту соилони ғазал.
Ғариқи оби сухан гашта аз тараб, Мумтоз,
Чу ғунча боз шукуфтем дар замони ғазал.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Дар китоби зиндагӣ ҳарфи вафо пайдо нашуд,
Шодии айём рӯзе созгори мо нашуд.
Хуни дил хӯрдему дар боғи тараб кардем гул,
Худфиребиро ба ҷуз ин об дар коло нашуд.
Сар фурӯ бурдем дар ҷайби тағофул солҳо,
Аз миёни сарбадорон ҳам саре боло нашуд.
Нағма то боло шавад аз пардаи завқи фиғон,
З-ашки сӯзон инқилобе хостем, аммо нашуд.
Бар матои қисмати мо бахя натвонанд зад,

Уқдае бо нохуни андеша ҳатто во нашуд.
Поймоли шоҳиди ишқ аст дил, ё раб, чаро
Аз самар зиндонии афсона дар дунё нашуд?
Оҳӯи мардумшикори шеър, Мумтоз, ин саҳар,
Ҷилва дар мулки сухан карду ҷудо аз мо нашуд.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Намоз бурда ба меҳроби рӯи ёр манам,
Чу ашки шабнами бедори кӯи ёр манам.
Ба сайри боғ магар рафта буд субҳи саҳар,
Зи атри фавҷи гулон масти бӯи ёр манам?
На шамъи марҳамате з-ӯ падид дар раҳи ишқ,
Шаҳиди новаки дилдӯзи хӯи ёр манам.
Зи чашми ҳасратам оҳӯи хоб гашта раҳо,
Дар интизори шаби гуфтугӯи ёр манам.
Чӣ ғам, чӣ рам, ки маро во ниҳод ёри азиз,
Ба ҳар кучо, ки равам, рӯ ба рӯи ёр манам.
Мағоки тира кашад завқи бехудӣ, Мумтоз,
Ғубори паркаш аз ин орзӯи ёр манам.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Зи ҳабси хеш бурун ову розҳо бишнав,
Навои пардаи дардем аз ту мо, бишнав.
Фитад ба хоки хамӯшон агар гузор туро,
Ҳадиси косаи сарҳо ҷудо-ҷудо бишнав.
Ба бонги зеру бами умр эътимоде нест,
Масири қофилаи марг аз диро бишнав.
Биё-биё, ки ҷаҳон бе ту зулматобод аст,
Ғиреви аҳли муҳаббат дар ин саро бишнав.
Ба ҷунбиш аст хатар аз каманди ҳодисаҳо,
Хурӯҷи баҳри дамон аст ин бало бишнав.

Аё, уқоби аҷал, як замон амонаш деҳ,
Ки мурғи сина зи ишқ аст дар наво бишнав.
Буто, даме, ки ба ҷурми вафо равам аз даҳр,
Хароши нохуни ғам бар мазори мо бишнав.

✽✽ ✽✽ ✽✽

Ба саҳни даҳр фурӯғи баҳор ҷилвагар аст,
Насими паҳнаи ҳастӣ ба боғ муждабар аст.
Биё, ки мурғи дил аз шохсори нахли умед,
Ба ёди моҳи рухат, эй нигор, нағмагар аст.
Ҳанӯз дар дили ман шамъи ишқ нест хамӯш,
Магӯ, ки олами ҳастиш дур аз шарар аст.
Биё, ки сина ба танг омад аз ҳуҷуми фироқ,
Биё, ки бе ту ғаминем, майли мот агар аст...
Дило, ки ошиқи ёрӣ, махусб дар шаби қадр,
Ки аҳли сидқу вафо назди дӯст мӯътабар аст!
Бигир домани арши бузург то бирасӣ,
Ба кӯи Каъбаи матлаб, ки бахт ҳамсафар аст.
Аташ зи ҷӯи сухан нашканад маро, Мумтоз,
Ки авҷи пояи он бениёз аз самар аст.

✽✽ ✽✽ ✽✽

Бо ту шукуфабор насими баҳори мост,
Бе ту хамӯшу тира чароғи мазори мост.
Яъс аст дар навои хазон шоми маргзой,
Пажмурда аз шикаст гули эътибори мост.
Сарсабзии сабоҳи саодат фусурду мурд,
Дилгир чун сиёҳии шаб рӯзгори мост.
Селобаҳои чашми гулафшон ба дашти ғам,
Оинадори ҷилвагаҳи лолазори мост.
Аз ҳафтчоҳи нафс бурун омадем, лек

Ғофил аз он, ки гурги аҷал дар шикори мост.
Гулбонги васл дар ҳарами ёр ёд бод,
К-аз тору пуди ишқ ҳамин ёдгори мост!
Гумному бе нишону ғариб аст мурғи дил,
Дар кӯи он санам, ки ҷудо аз канори мост.
Дур аз нигоҳи ёр дилам рӯди гиря шуд,
Дарёи ишқ дидаи шабзиндадори мост.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Аз чоҳи чашм об задам бар сарои дил,
Шояд, ки боз ёр шавад ғамзудои дил.
Пайки насими васл наёмад ба кӯи ёр,
Дил шуд зи оҳу нола адо, ман адои дил.
Овои мурғи шоми фироқаш наҳиф буд,
Аз шохи нахли яъсу алам дар қазои дил.
Пои гурез дошт сабурӣ ба рағми ҷон,
Мезад чағона марг зи шавқи азои дил.
Не ҷилваи фурӯғи инояат аз ӯ падид,
Не бахти он, ки субҳ дамад аз масои дил.
Ё раб, чӣ ҳилатест дар ин гиру дори ишқ,
Марҳилаҷӯй нест ба ҷуз тангнои дил?
Дар сояи вуҷуд наёсуд дил даме,
Дар марваи шуҳуд куҷо шуд сафои дил?
Гар дил муриди ман нашавад, вой-вои ман,
Гар ман муроди дил нашавам, вой-вои дил!
Мумтоз, чанд бори ғами дил кашам зи ишқ,
Дармондаам, чӣ чора кунам бар давои дил?

❁❁ ❁❁ ❁❁

Дар дили мо ҷуз ҳавои рафъати ашъор нест,
Дар баёзи мо сухан аз дигарон такрор нест.
Мекашад мӯ аз дили мӯ шоир аз табъи баланд,
Сайқали фикри расоро хавф аз зангор нест.
Паркаши назми ҷаҳонгир аст мурғи завқи мо,
Хотири моро фароғи бахт ҳаст, озор нест.
Аз ҳаюлои вуҷуд омӯхтем аздоди асл,
Ҷисми мо маъзур з-обу хоку боду нор нест.
Дар ба рӯи аҳли худбин умрҳо бастем, аз он-к
Дар ҳарими кӯи Ҳақ бар ин ҷамоа бор нест.
Хоби ғафлат ҳамрадифи марг андар зиндагист,
Мешавад помоли аъдо миллате бедор нест.
Соқӣ аз базми сабӯҳӣ боиси таъхир чист?
Умр дар айни шитобу соғарат саршор нест!
Партави иқбол борад бар баёзи Қодирӣ,
З-он ки дар гулзори назми ӯ асар аз хор нест.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Ҷисми латифро зи азал рӯҳ ҷавҳар аст,
К-он мӯъҷизоти қудрати Аллоҳи акбар аст.
Оташ мазан ба синаи дардошнои мо,
Эй офтоб, к-аз ғами ту чашми мо тар аст.
Бо марг рӯ ба рӯй, сари сатри дилнишин,
Шаб то ба субҳ аҳли дили маънипарвар аст.
Ҳошо, ки бо ҳусуд мадоро бувад маро,
К-оби бақо мухаммари ашъори дилбар аст.
Сад шукр, гӯшагир наем аз ҳузури яъс,
К-андар сипеҳри табъи мо тобанда ахтар аст.
Пайванди ҷон ҷудо накунам аз ту то абад,
Зеро шамими тӯрраи ту рӯҳпарвар аст.

Ҷоно, сипоҳи шом чун куфр гашта маҳв,
Аз талъати ҷамоли ту, к-он меҳри анвар аст.
Мумтозро ҳузури ту дарёи орзӯст,
Бархез аз талаттуф о, к-ӯ дида бар дар аст.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Аз ҷунуни лоуболиям дар ин саҳрои Ишқ,
Дур аз ёру диёри хеш раҳпаймои Ишқ.
Гиряи оинаро монад сиришки ашки ман,
Захми корӣ хӯрдаам, к-аз тири ҷонфарсои Ишқ.
Уқда з-он зулфи сияҳ бикшой, эй ороми дил,
К-ин биҳишти рӯҳ пажмурдаст аз савдои Ишқ.
Сайди дар доми қадарафтодаам, ё раб, магар,
Дасту пои бастаам дар ғурбати маъвои Ишқ?
Хонабардӯшам намуд имрӯз таҳрики ҳавас,
Баъд аз ин роҳи ману ҷавлонгаҳи фардои Ишқ.
Дар зарофатҳои маънӣ рангомез аст шеър,
Тобноку пок ҳамчун гавҳари яктои Ишқ.
Шеърҳои ошиқона, олами рози мананд,
Балки иқди дурру марворид аз дарёи Ишқ.
Нест дар Мумтоз расми бо тағофул сохтан,
З-он, ки ӯ ҳар лаҳза ҷонафшон бувад дар пои Ишқ.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Аз табъи гуҳарбор бувад шеъри тари мо,
В-аз баҳри маонист фурӯғи гуҳари мо.
Ҷуз ваҳми адам нест дар ин марваи машҳуд,
Марг аст чу ҷинбод равон бар асари мо.
Дар хеш нуҳуфтем ғаму дарди замона,
Лек ашки дил оина шуду пардадари мо.
Гумгаштаи хешем зи ишқу ба фиғонем,

К-он шоҳиди маҳҷуб нашуд додгари мо.
З-он зулфи сияҳ укда кушудаст магар ёр,
Пурмушк ҳаме гашта ҳавои саҳари мо?
Обу гили моро магар аз ишқ сириштанд,
Ҷуз ҷоми пур аз заҳр надода қадари мо?
Мумтоз, ба каф н-омада осон гуҳари шеър,
Сад қатраи хун кам шудааст аз ҷигари мо.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Вафо зи мардуми олам маҷӯ, ки бӯи вафо
Дар ин замонаи пурмоҷаро намеояд.
Ҳазор марҳала дур рафта корвони умед,
Садои пайки диро з-он ба мо намеояд.
Рабуда фитрати халқ орзӯи пораи нон,
Касе ба даргаҳи мо ҷуз гадо намеояд.
Ба базми соқии маҳҷуб дӯш будам маст,
Ки дар баробари мо бе адо намеояд.
Аз иқтизои тамаъ обрӯи хеш марез,
Чу умри рафта дигар, к-аз вафо намеояд.
Ба саҳни даҳри дудар гаштаем оинабин,
Аҷал ба дори касе бе қазо намеояд.
Ҳалоки ҳамлаи дардем дар ҷаҳон, Мумтоз,
Магӯ зи марқади мо ин нидо намеояд.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Дил ошиқи пок асту ҷунунтози риё нест,
Дар ишқ чу дил замзамапардози вафо нест.
Дар ҷилвагаҳи сарвқаде ҷумла асирем,
В-аз ҳалқаи занҷири ҷунун роҳи раҳо нест.
Ишқ омаду бунёди дил аз бех барандохт,
Гарданда фалак ҳеҷ ба коми дили мо нест.

Чашми ҳавасам хок шуд аз дурии дидор,
В-аз қофилаи матлаби дил бонги диро нест.
Дар даҳри пурошӯб аҷал оинадор аст,
Хунрезии мардум амали ақли расо нест.
Резонд пару боли маро марги рафиқон,
Оваҳ, ки аҷал дар талаби ҳазрати мо нест!
Мумтоз, ба меъроҷи сухан кӯш чу Бедил,
К-аз арш туро беҳтар аз ин накди ато нест.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Ишқ оинаи омили садҳо ҳаяҷон аст,
Бар синаи бекина ҳаме дар ғалаён аст.
Дур аз рухи дилдор ғарибона бигирйем,
К-аз тири ғамаш захми нагунсоз нишон аст.
Дар бодияи ишқ Ватан кардаем, аз он-к
Табхоли лаби дард бад-ӯ шӯълабаён аст.
Аз вусъати лутфу карамаш меравам аз хеш,
Дар ҷавҳари оина ҳамин ҳол аён аст.
Эй шоҳиди афлокӣ, аз иқлими вафо ой,
Бар хилвати дил, к-он зи фироқ ашкфишон аст.
Ҳаститалабонем дар ин водии ваҳдат,
Дар таъбияи маҳшари дил ҷилваи ҷон аст...
То ҳаст бақо оламу одам, нашуд огоҳ,
Мумтоз, кас аз рози азал, з-он ки ниҳон аст.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Аз худ хабарам нест, ки ҷонон ба барам нест,
В-андар забари ишқ ба ҷуз чашми тарам нест.
Оинаи сидқ аст ба меъроҷи таҷаллӣ,
Дар роҳи вафо вусъати азми дигарам нест.
Бар ҷони мани хастаҷигар гарди малолест,

Дар шомгаҳи умр, к-умед аз саҳарам нест.
Дар партави иклили хазон аст магар дил,
Гул карда нафас з-оҳи вай, аммо хабарам нест,
Ишқе, ки муҷаллост чу дурр – ишқи Худоист.
Дар шеъру ғазал ҳеҷ магӯ з-ӯ самарам нест!
Мумтоз, сияҳмаст манам аз маи васлат,
Ҷуз ёр дигар ҳеҷ касе дар назарам нест.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Бо болҳои маҳками шеър аз ҷаҳони хок,
Рӯй оварам ба маъмани хуршеди тобнок.
Гӯянд, к-аз ҳаволии аршанд шоирон,
Ринданду ошиқанд, вале дар ниҳод пок.
Аз сангбории ҳасуд оинаро чӣ ҳаз?
В-аз мавҷхезии хазаф дурдонаро чӣ бок?
Шабнам зи рӯи барги гул аз хандаҳои меҳр,
Аз аҷзи хеш сар кашад охир ба арши пок.
Имшаб суҷуди пири муғон кардаем, аз он-к
Фатвии шурб дода ба ушшоқи синачок.
Бепарда кард ҷони маро сӯзу дарди ишқ,
Тираш бувад тасаллии як лаҳза аз ҳалок.
Мумтоз, ташти хун шудаам аз ҷафои чарх,
К-аз  пойгоҳи яъс алам мебарам ба хок.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Ҳоҷат набувад оинаро шаб, ҳама шабҳо,
Дар пардаи асрор сухан гуфтани моро.
Бегонаам аз хеш дар ин олами ваҳдат,
Ҷуз васли туам нест дигар ҳеҷ таманно.
Эй меҳри ҷаҳонтоб аз он чеҳра барафрӯз,
Дунёи мани хаставу ошуфтаравонро,

К-ангезаи ваҷду ҳаяҷон, шӯри дил ишқ аст,
Дар тантанаи ишқ ҳаме маҳшари дунё.
Бар ҳосиди бечора дигар хӯрда нагирем,
К-ӯро хабаре нест аз оини мадоро.
Таҳқиқи далоил ҳама ин аст, ки ёрон,
Рафтанд ба ҷое, ки ба мо нест раҳ он ҷо.
Мумтоз, саранҷом надорад ғамам имрӯз,
Ку марг, ки то бишнавад аз меҳнати фардо?

❁❁ ❁❁ ❁❁

Ғубори паркаши яъс аст рамзи нотавониро,
Кудурат ғайрати аҷз аст қатъи зиндагониро.
Ҷавонӣ салб гашту мекашад хамёзаҳо пирӣ,
Кунун бо қомати хамгашта меҷӯям ҷавониро.
Фурӯғи шеъри оламтоб ҳамдӯш аст бо хуршед,
Далел оинадор афтод ҷирми осмониро.
Ҳадиси ишқи ҷонон бо кӣ гӯям, дардомез аст,
Дар ин мотамсаро гум кардаам пои равониро.
Ба килки маърифат оростам нақши шабаҳрангаш,
Варои пардаи ҷон бурд, к-оби килки Мониро.
Ҳавас дар ҷилваҳои васлат ангезад ҳамоғӯшӣ,
Ба рӯъё бинам оё зоти поки ҷовидониро?
Бувад боли тааммул соядори орзу, Мумтоз,
Дар ин маҳшарқарини даҳр хуршедошёниро.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Ба ҷило оинаи субҳу аз он бехабарам,
Бехуд аз замзамаи ишқ ба ҳар бому дарам.
Меравам аз сари кӯи ту ба сад ҳасрату боз
Ба ишороти дил, аммо ба қафо менигарам.

Нӯшханди лаби ҷонпарварат, эй ғайрати моҳ,
Ақлро тарди ҷунун карда, ки бепову сарам?
Сарпанаҳ буд агар гиряи шабгир маро,
Барқ буд оинаи оташи оҳи саҳарам.
Марг ҳам хаста шуд аз мурдани  тадриҷии ман,
Лек дар чашми ту аз хоки сияҳ тиратарам.
Ҳолиё зиндааму монда зи ҷонам рамақе,
Баъд аз ин ойӣ агар, ҳеҷ наёбӣ асарам.
Санг дар санг мазан эй санам аз ғамзаву ноз,
Ки ман аз зарбаташ ошуфтаву бо чашми тарам.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Дар зери чархи нилгун осуда кас куҷост?
Осуда он касест, ки дар хиттаи фаност.
Дилро сукут нест дар ин олами вуҷуд,
К-он аз фишори давр ба сад ранҷ мубталост.
Мӯйи сафед қатъи умед аз ҳаёти туст,
Эй бехабар, ки нахвате аз симу зар туроcт.
Оинарост фатвии кашдори зиндагӣ,
Ҳар кас нараст аз ғами он, оқибат фаност.
Гардид хок ҷисми заифам ба кӯи ёр,
Аммо хурӯш аз лаби ҷон ҳеҷ барнахост.
Аз дурбоши васл бияфсурд рӯҳу тан,
К-андар фазои гиряҳо абри ғубори мост.
Боз о бурун зи пардаи асрор, эй санам,
К-ин ҷо диле ба вусъати дарёи хун марост.
Мумтоз, нури гавҳари ашъори дилфурӯз,
Ҳаргиз хамӯш нест, ки он з-авҷи Кибриёст.

❀❀ ❀❀ ❀❀

Аз субҳи зодрӯзи ман ин дард бо ман аст,
Шояд шиносномаам аз шаҳри шеван аст?
Оинаро чӣ ваҳшате аз рӯзи бозхост?
Имрӯз ҳам ҳисоби ману марг рӯшан аст.
Зангори захр хӯрдаам аз ҷоми зиндагӣ,
Чашми замона кӯр, ки истеза бо ман аст!
Дил дар каманди ҳалқаи он зулф бастаем,
Ҷои шигифт нест, ки он зулф раҳзан аст.
Мӯям сиёҳ буду нашуд бахти ман сафед,
Роҳи ҳазор ганҷи равон баста бар ман аст.
Кашдори марг зарбазани дил бувад, вале
Атри биҳишти рӯҳ накоҳида дар тан аст.
Чун ашки шамъи ишқ бияфсурда хандаҳо,
Ашки ситора бар рухи гулҳои савсан аст.
Нилуфарист субҳи баҳорон ба кӯи ёр,
Ё ин фурӯғи зиндагии моҳи баҳман аст?
Мумтоз, шукри Ҳақ, ки қадат хам нагаштааст,
Бо кӯҳҳои дард, ки бар шонаи ман аст.

❀❀ ❀❀ ❀❀

Мо солики қурбоншудаи роҳи вафоем,
Мадфуни ҳарими ҳарами кӯи Маноем.
Гирйед ба мо з-он ки надидем рухи ёр,
Эй раҳгузарон чашм ба оёти шумоем.
Эй кош, барад парда аз он чеҳраи зебо,
К-ошуфтаравон бе рухи ӯ дар ҳама ҷоем.
Оинаи ишқ аст ба меъроҷи таҷаллӣ,
В-аз густураи нури вай иғрои сафоем.

Н-омӯхта аз шеваи чашми ӯ, дило, кор,
Бо кӯтаҳии ақл аз ӯ пардакушоем.
Мо хонахаробем ҳама аз асари ашк,
Дар даҳри пурошӯб, ки бебаргу навоем.
Бар шишаи мо мӯҳтасиб имшаб зада санге,
Дар зӯҳд бигуфто: “Ба май асло нагароем”!
Мо покниҳодон ҳамагӣ ошиқу риндем,
Бигзор бигӯянд, ки аз аҳли риёем.
Мумтоз, фурӯ банд лаб аз шикваи айём,
К-аз оина зангор ба гуфтан назудоем.

❁❁ ❁❁ ❁❁

“Мурдам зи ataш дар гузари обфурӯшон”,
Парвардаи дардам ба сари хоки хамӯшон.
Хун шуд дили андеша зи хамёзаи маънӣ,
То назри замин шуд сухан аз даргаҳи Яздон.
Ин субҳ, чӣ субҳест фалақ ғарқаи нур аст,
Эъҷоз даромехта бар олами армон?
Дар маъмани маргу дами шамшери фаноям,
Эй обфурӯш, об бидеҳ, оби фаровон!
Бар ҳоли мани хастаравон ашки Худо рехт,
То байти наве гашт маро зебиши девон.
Чун соиқа гул кардаам аз барқи фурӯғе,
Дар хилвати эҷод, ки шеър аст ба ҷавлон.
Эй зӯҳдпарастон, дари майхона мабандед,
Сархуш манам аз бодаи ишроқии имон!
Мумтоз, ҳаволист магар иқлими эҷод,
Не қадри сухан мондаву не қадри сухандон?

❁❁ ❁❁ ❁❁

Лутфе, ки дили ғамзада дар қайди ҷунун аст,
Дар кунҷи фано бе маҳи рӯи ту забун аст.
Эй матлаби дил, эй фалақи субҳи дилафрӯз,
Берун зи ҳиҷоб о, ки сухан бо ту фузун аст.
Шоҳаншаҳи дунёи бақо Ишқ бувад, Ишқ,
З-он нур ба зулмоти бадан пайки шугун аст.
Боз ой ба сарвақт, ки ҷон маҳви ниёзест,
Аз аҷз дил андар ҳарами бахти нагун аст.
Шеъре, ки зи дил омада бар олами ҳастӣ,
Ҷовид бувад з-он, ки вай олудаи хун аст.
Соқӣ, қадаҳе деҳ, ки ҳазор обиду зоҳид,
Мастанд зи май з-он, ки ҷаҳон яксара дун аст.
Мумтоз, манам шефтаи ҳусни рухи ёр,
Аз дил хабаре пурс, ки он ғамзада чун аст?

❁❁ ❁❁ ❁❁

Зи хами зулфи ту ошуфтатаре нест чу ман,
Ба сари кӯи ту хунинҷигаре нест чу ман.
Ишқи пок аз назари аҳли тариқ аст ниҳон,
В-арна з-ин рози ниҳон пардадаре нест чу ман.
Солики ҷодаи ишқему ҳиҷобем ба хеш,
Ки дар ин марҳала бо чашми таре нест чу ман.
Куштаӣ ошиқ, аз он сурати некӯ бардор
Парда, к-андар ғами он дарбадаре нест чу ман.
Дил аз ин ғурбати айём ба танг омадааст,
Ки ба ҷавлонгаҳи он додгаре нест чу ман.
Ба сари хоки хамӯшон гузар аз лутф намо,
Ки дар ин гӯшаи ғам хортаре нест чу ман.
Дар раҳи ишқи ту соҳибназаронанд асир,
З-он миён ошиқи бе пову саре нест чу ман.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Кистам ман, ин қадар лофи таҷаммул мезанам,
Хандаҳо бар нолаи шабгири булбул мезанам?
Ман яке гумгаштаи хешам, ки чун боди сабо,
Панҷа бар он ҷаъди гесӯи чу сунбул мезанам.
Нестам з-аҳли риё дар роҳи ишқи поки ёр,
Дар тарабободи меҳраш соғари мул мезанам.
З-оташи рухсори ҳамчун гул, худоро, сӯхтам,
Боз худро бар панохи ишқи он гул мезанам.
Ишқбозон аз фироқи ёр меноланду ман,
Дасту по дар гирудори мавҷи кокул мезанам.
Хештангумкардаам, Мумтоз, бар дашти ҷунун,
Сар ба ёди васли ҷонон бетаҳаммул мезанам.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Эй хуш, он рашки қамар, к-аз назарам дур набуд,
Бахт дар марҳалаи ғояи маъзур набуд!
Соғари бода ба каф дар ҳарами хилвати ёр,
Ҳеҷ кас мисли мани шефта махмур набуд.
Шаби қадр асту сафо, аз ду ҷаҳон бехабарам,
В-он чи бигзашт ба мо чашми фалак кӯр набуд.
Ақл мағлуб шуд аз ҳавсалаи ҷунбиши ишқ,
Магар ин доми шикор аз паи Мансур набуд?
Чеҳраи ёр ғариқ аст ба амвоҷи фурӯғ,
Чашмҳо маҳви тамошои ҳамин нур набуд?
Гуфт Мумтоз: “Чу рафтам бадар аз кӯи мурод,
Ламъаи нур зи пеши назарам дур набуд”.

✽✽ ✽✽ ✽✽

Булбулем, аммо ба боғи даҳр хомӯшем мо,
Ҳамчу абри хаста гирёну сияҳпӯшем мо.
Дастқалбон моли мардумро ба яғмо мебаранд,
Эй Ватанхоҳон, чаро з-он чашм мепӯшем мо?!
Дар ғамободи ҷаҳон озурда шуд пои умед,
К-аз шаомат дам ба дам бо марг ҳамдӯшем мо.
Бедавои дарди хешем аз талаттуф, эй табиб,
Чорае, к-аз ашки ғам имрӯз гулпӯшем мо.
Дигарон бо ёри хеш аз бодаи васланд маст,
Гӯ, чаро, эй сарвқад маҳруми оғӯшем мо?
Дар ҳарими васли ҷонон ошиқон ҷамъанду лек
Ҳасрато, эй Қодирӣ, к-он ҷо фаромӯшем мо!

✽✽ ✽✽ ✽✽

Мижжа таҳ кардаам, аммо дили ман бедор аст,
Сари шаб то ба саҳар чашм ба роҳи ёр аст.
Баҳраманд аст магар аз рухи симобии субҳ,
Ё, ки дар лағзи нигоҳи ӯ ниҳон асрор аст?
Ё раб, ин даҳр чӣ даҳр аст, ки дар соҳати он,
Сайди захминшудаи тири қазо бисёр аст?
Зиндагӣ мояи дарду алами дил шудааст,
Рӯҳ дар маҳбаси тан хаставу ғамбемор аст.
Он, ки аз равзани чашми ҳавасам омада дӯш,
Ба саропардаи дил, он маҳи камдидор аст.
Ашки шодист басе ҷӯшзану тӯфонхез,
Ёр андар бари дил шоду рақиб афгор аст.
Гузари умр ишорат ба ҷаҳони ману туст,
Ҳамчу ашке, ки даме бар сари мижгон бор аст.
Маҳви назми аҷамам, дилшудаи шеъру ғазал,
К-оби ин оина, Мумтоз, кӯҳантакрор аст.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Раво мабин, ки ба ҷурме диле биранҷонӣ,
Наёрад ин ҳама озор ҷуз пушаймонӣ.
Дар ин сапедаи субҳи баҳори армонҳо,
Биё, ки мавҷаи ашкам шудаст тӯфонӣ.
Равоқи хонаи чашмам, ки ҷилвагоҳи ту буд,
Зи сели дида хароб аст, ҳеҷ медонӣ?
Ба мавҷи лағзи нигаҳ шустаем ҳалқаи дар,
Биё, ки хонаи дил кард рӯ ба вайронӣ.
Намурда тезии оташ ба ҷони ман, ё раб,
Куҷост ҳавдаҷи он шеърҳои тӯфонӣ?!
Ҳаволии фалак аст пойгоҳи сухан,
Ғубори раҳ бинишон, ки ҳаст ирфонӣ.
Зи рӯдхонаи ақл аст ин гуҳар, Мумтоз,
Ба умқи ҳуққаи маънист нурафшоне.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Нашнавид он маҳи ман қиссаву афсонаи дил,
Сохт бо душману зад шӯъла ба кошонаи дил.
Ашки тӯфонии ман боз ба туғён омад,
Ки фурӯ монд ба гирдоби фано хонаи дил.
Гуҳари ишқ ба бунёди вуҷуд эмин дор,
Ки бувад шаъшаъадор ин фари дурдонаи дил!
Гилу обам магар аз ишқ сириштанд азал,
Ки манам шонакаши тӯрраи ҷононаи дил?
Дил агар шамъи намирандаи дунёи ман аст,
Мани ҷонбохтаам ошиқу парвонаи дил.
Рӯи он зулф сияҳ бод, ки аз ғояти рашк,
Дӯш пӯшид ба ман орази ҷононаи дил!
Ҳама зарроти ҷаҳон пеши рухаш ночиз аст,
Офтоб аст рухи шоҳиди мастонаи дил.

Судманд аз сари он кӯй чӣ сон бархезам,
Дӯст бо душмани ман гаштаю бегонаи дил?
Бибарам ҳасрати дидор-ш чу Мумтоз ба хок,
Ки шикаст оина дар ҷилваи паймонаи дил.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Дар кимиёи ҳастӣ ба ҷуз нақши об нест,
Соқӣ, биёр бода, ки ғамро ҳисоб нест.
Афсурдаву заиф ба мотамсарои даҳр,
Вомондагони ишқро бар дида хоб нест.
Риндему дар ҳаволаи ишқем ҷумла маст,
Мақсуди мо зи ҷому сабӯ ҷуз шароб нест.
Лоқайду лоубол дар ин ҳастии вуҷуд,
Ҳаргиз магӯ, ки ҷони маро инқилоб нест.
Тоат ба кӯи ёр – ҳидоят ба васли ӯст,
К-ин кеш дар усули ҳама шайху шоб нест.
Шуғлам насақ гирифт ба ашъору шукри Ҳақ,
Миррихи адл фатвии шеъри хароб нест!
Чун оташ аст табъи ту, Мумтоз, тобнок,
Оинадор шеъри туро офтоб нест?

❁❁ ❁❁ ❁❁

Зеҳн дар кашфу шуҳуд оинадор,
Парда дар байни ману ёр қарор.
Дил бувад толибу матлуб он моҳ,
Ҳоил, афсӯс, ҳиҷоб аст ба ёр.
Ҳон, бидоат, набувад шавқи маро,
Ғояти ишқ шуда даст ба кор!
Ҳиҷр аз пой даровард имшаб,
Нахли бунёди маро безинҳор.

Ҷони пажмурда ба лаб омадааст,
Ҷамъият нест чу моро бо ёр.
Шарбати заҳр чашидам шабу рӯз,
Аз ҷунунтозии ин қалби фигор.
Ё, ки мамнӯст ҳарими ҳарамаш,
Ё, ки бахти ману дил ноҳинҷор?..
Ҳотифи ғайб шабе мужда расонд,
К:-"Эй ҷунунпарвари ҷавлонгаҳи ёр,
Ту ҳиҷоби адаби хештанӣ,
В-арна он моҳ бувад оиназор".

❁❁ ❁❁ ❁❁

Дилхастаему бо ғами дунё нишастаем,
Дур аз висоли он гули раъно нишастаем.
Имрӯзи мо ба ғурбату андӯҳ рафту боз,
"Дар интизори меҳнати фардо нишастаем".
Дар барги лола сурати Ширин кашидаем,
В-аз шӯри ишқ маҳви тамошо нишастаем.
Аз боғи умр як гули шодӣ начидаем,
Чун ғунча зери пардаи ғамҳо нишастаем.
Дилҳои мо чу баҳр пур аз ҷӯши ғайрат аст,
Тӯфониему мӯҳр ба лаб то нишастаем.
Рӯзе ҳазор бор ба маргем рӯ ба рӯ,
Баҳри сухан тамомии шабҳо нишастаем.
Дарёдилони даҳр ба дарё диҳанд дил,
Дарёдилему дур зи дарё нишастаем.
Пайғамбарист шеър, куҷоем шоирон?
Бар хоки пои Аҳмаду Исо нишастаем.
Мумтоз, шоирӣ набувад ғайри сӯхтан,
Кай бо ҳасуди шеър ба якҷо нишастаем?!

❁❁ ❁❁ ❁❁

Эй, ки дар парда ниҳонӣ, сухани хеш бигӯ,
Рози дил шаб, ҳама шабҳо ба мани хеш бигӯ.
Дар паси парда чи розест, ба мо пайдо нест,
Ба мани гумшуда андар ватани хеш бигӯ.
Ҳамчу Ҳаллоҷ дилу дидаи ман бандии туст,
Рагу пайванди маро ҳам расани хеш бигӯ.
Рӯҳи боғанд, хушо, сабзаву гулҳои баҳор,
Гули ман, як-ду даҳан аз чамани хеш бигӯ.
Солики аршаму камтар зи ғубори қадамат,
Роҳамон гум шуда, роҳи дамани хеш бигӯ.
Мани ошуфтаву дилреш ба дунболи туам,
Боз аз зулфи шикан дар шикани хеш бигӯ.
Хона дар кунҷи фано кардаам аз беватанӣ,
Ту, биё, ноз гузор, аз ватани хеш бигӯ.
Зоди фардои қиёмат ба каф овар, Мумтоз,
Ҳол якчанд сухан бо кафани хеш бигӯ.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Ё раб, магар аз дори фано расми вафо рафт,
К-он моҳ ба сад нозу адо аз бари мо рафт?
Аз кӯи таманнову такопӯи фиғоне,
Бо замзамаи ҳамди аҷал дил ба куҷо рафт?
Аз ханҷари нозаш зи саропардаи тақдир,
Овозаи қурбонии мо то ба Мано рафт.
Ҳаргиз наравам бар дари ағно ба ниёзе,
К-аз даргаҳи ин тоифа ҳам файзи ато рафт.
Ишқ аст ҳама сарвату дороии ошиқ,
Зинҳор, магӯ з-ин гуҳари пок ҷило рафт!
Дар майкадаи ишқ сияҳмаст фитодем,
Он сон, ки надонем ба мо боз чиҳо рафт.

Мумтоз, дар ин зовия хуфтем ба ҳасрат,
Гӯянд, ки он шӯх ба хокат зада по рафт.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Эй меҳри дурахшанда фурӯзон шудаӣ боз,
В-афканда зи худ парда намоён шудаӣ боз.
Бар шамъи вуҷудам бари доман зада имшаб,
Тороҷгари ақлу дилу ҷон шудаӣ боз.
Дил аз ҳаваси васли ту дар хеш нагун гашт,
Чун бар ту барад роҳ, ки пинҳон шудаӣ боз?
Сад вои ту, сад вои ту, сад вои ту, эй дил,
Хиҷлатзада бо чоки гиребон шудаӣ боз!
Мо гарми тамошо шудаем аз чапу аз рост,
К-андар тани ошуфтаравон ҷон шудаӣ боз.
Тасвири ту чун оварам андар вараќи дил,
Дар чашми ҳазор оина пинҳон шудаӣ боз?
Дӯшина ба базме сухан аз зулфи ту мерафт,
Гӯянд, ки мағрур дучандон шудаӣ боз.
Чун бо туanoзам ҳама ҷо, эй гули раъно,
Рашки гули боғу чаманистон шудаӣ боз.
Мумтоз аз ин дури сухан ному нишон ҷӯй,
К-аз ҷилваи он шӯҳра ба даврон шудаӣ боз.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Як бори дигар ҳамдами моҳи рамазонем,
Бархез, ки то хонаи дилро битаконем!..
Берун зи чаҳи нафсу ҳавову ҳавас оем,
Худро ба саропардаи ҷонон бирасонем.
Эй ҳориси симу зари дунё, марав аз хеш,
Аз карда амон хоҳ, ки фардо ба гумонем!
Маҳмилкаши дардем аз он наргиси бемор,

Аз косаи саршори қадар заҳрчашонем.
Мо гумшудаи олами ҳаститалабонем,
Худ ёфтану рафтани худро натавонем.
Сад қофила бигзашт аз ин дашти таманно,
Гӯ, қиссаи ногуфтаи он бо кӣ бихонем?
Бо ёр қарибем, вале дур зи васлем,
Чун ашк дар ин марҳала бо пои равонем.
Матруди хирад гашта чу дарвеши раҳи Ишқ,
Мумтозсифат ошиқи моҳи рамазонем.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Бо он, ки замонест начархида забонам,
Бигзор бароят ғазали тоза бихонам,
К-имрӯз биҳишти рухат оинаи боғ аст,
Сарсабзии ҳусни ту намудаст хазонам.
Печида ба хешам ман аз он тӯрраи шабранг,
В-аз ҳамлаи он шӯъла фитодаст ба ҷонам.
Раҳтӯшаи дил гашта ғаму ғурбати айём,
Ё раб, ту аз ин қайди шаомат бираҳонам!
Хуршедсавори сухану табъи баландам,
Зиндонии шеъру ғазал, эй ҷони ҷаҳонам.
Эй дил, ту агар з-аҳли бадандеш бинолӣ,
Ман з-оташи рашки ҳама ёрон ба фиғонам.
Гӯянд маро дар раҳи ёр аз сари ҷон хез,
Ман марди раҳам, дар раҳи ӯ ҷон бифишонам.
То чанд кашам бори мазаллат зи замона,
Эй бахти саҳарсӯз, ман аз дасти кӣ донам?!
Мумтоз, ба шабдези ғазал тозасаворам,
Меҷӯй дар ин арса ба тадриҷ нишонам.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Эй офтоб! Аз нафасат шод ҷони мост,
Бе ту ҳазор дарду алам дар равони мост.
Бе ту ҳаёт тору сияҳпӯш боғҳост,
Пажмурдагии ҷомакабӯдон нишони мост.
Эй офтоб, чун раҳам аз банди хештан,
Охир, ғуруб баста дари завқи ҷони мост?
Шаҳре, ки буд рашки ҳама шаҳрҳо дар он,
Хайли гадой чашм ба як пора нони мост.
Дорад умед марҳала оё зи рӯзи нек?
Самти нигоҳи халқ ба насли ҷавони мост.
Бишкаст бори меҳнати айём шонаам,
Сози ҳазор нолаву ғам дар ниҳони мост.
Дар боғи бахт мурғи шаб овоз мекунад,
Оё тулӯъи субҳ ниҳон дар гумони мост?
Эй офтоби шабшикан, эй рамзи зиндагӣ,
Бинмо ҷамоли хеш, ки аз ту тавони мост!
Мумтоз, дил ба танг шудаст аз ҷафои давр,
Амвоҷи шӯълахез зи теғи забони мост?

❁❁ ❁❁ ❁❁

Таҳрими ханда нест чу гул дар баҳор ёр,
Дил кай кунад тарокуми дунёи интизор.
Маҳҷуб чашми ӯст, валекин басири мост,
Ҷои гурез нест зи тақдири кирдугор.
Шӯри қиёмат аст аз он ҳусни дилфиреб,
Дар олами вуҷуд бас аз ишқи пойдор.
Чун ғунча чанд дар қафаси парда бинамат?
Дар ханда бош чун гули хуршеди нурбор.
Андар либоси нур зи баски ниҳон туӣ,
Ошуфта ҳоли мост аз он зулфи тобдо.

Ишқи ту бод замзамаи дил ба субҳу шом,
Ҷони хароб фарши раҳи ту ҳазор бор.
Аз чашмаи висоли худ обам бидеҳ, ки ман
Лабташнаам чу ошиқи ашъори обдор.
Ё раб, ба лавҳу хома, ки додӣ бароти ман,
Мумтозро ба шеър физо шаъну эътибор.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Шабе хоҳам чу гесӯи Муҳаммад,
Ва субҳи равшан аз рӯи Муҳаммад.
Худоё, мастам аз бӯи Муҳаммад,
Ғуборам паркаши кӯи Муҳаммад.
Ба тоқи равзаи доруссаломат,
Муҷалло номи дилҷӯи Муҳаммад.
Набошад орзӯи ҳарду олам,
Ба ғайр аз дидани рӯи Муҳаммад.
Худо вақте дубайтӣ месарояд,
Назар дорад ба абрӯи Муҳаммад.
Хутан аз мушки ноби хеш нозад,
Ман аз бӯи хуши мӯи Муҳаммад.
Ғанову сарвати дунё чӣ бошад,
Ба пеши тори гесӯи Муҳаммад.
Ду бозӯи Алӣ шуд дар адолат,
Ду шоҳини тарозӯи Муҳаммад.
Ба дунё гар намонад ҳеҷ номе,
Бимонад номи некӯи Муҳаммад.
Абӯҷаҳлони дунё хор монед,
Ки дунё пур шуд аз бӯи Муҳаммад!

❁❁ ❁❁ ❁❁

Эй бехабар зи ғурбати дунёи мо, Алӣ,
Як шаб ба хилвати дили мо ҳам, биё, Алӣ.
Сайри баҳори ҷону дили хастагон намо,
Эй атри осмонии дар дил раҳо, Алӣ.
Дар боргоҳи васли Худо чун паёмбар,
Ҷуз ту кӣ буд ҳамсухане бо Худо, Алӣ?
Оташ ба ҷони сӯхтагон ӯфтад, агар
Ёд оварам зи фоҷиаи Карбало, Алӣ.
То авҷи чарх нағмаи фарёдҳо расид,
Чун шӯълаи кашидаи такбирҳо, Алӣ.
Аз теғи хасм шери Худо кушта шуд, вале
Ҷорист бар забони ҳама зикри: "Ё Алӣ!"
Эй офтоби мазҳабу дин, теғи бениём,
Баргир зулфиқор ба амри Худо, Алӣ!
Боғи биҳишту равзаи доруссаломи он,
Як ҷилва аст аз туву Оли Або, Алӣ.
Аз хеш меравӣ ба тамошои Кирдугор,
Вақти намозу замзамаи Раббано, Алӣ.
То рӯзи ҳашр аз дили ушшоқи беқарор,
Сар мекашад ба авҷи фалак зикри "Ё Алӣ!"

❁❁ ❁❁ ❁❁

Замину осмон ғарқи азоянд,
Ба ёди куштагони Карбалоянд.
Бигирйед, эй мусулмонон, бигирйед,
Ки мурғони ҳаво ҳам дар навоянд!
Гиребон чок карда аҳли Ислом,
Ба хоки поки онон ҷабҳасоянд.
Ҳусайну Акбару Аббосу Қосим,

Ки моро дар дилу дар дида ҷоянд,
Ба теғи хасм агарчи кушта гаштанд,
Ҳамеша зинда андар қалби моянд!
Хушо, онон, ки ҳамгоми ту буданд,
Хушо, онон, ки ҳамҷоми Шумоянд!
Бадо, он қавми кӯфори бадандеш,
Ки дар дӯзах ба оташ мубталоянд.

❀❀ ❀❀ ❀❀

Дубора рӯзи Ошӯрост имрӯз,
Бигӯ, мастони раббонӣ биёянд.
Бигӯ, то дасти моро ҳам бигиранд,
Ҳам ононе, ки аҳли Кибриёянд!
Дубора маҳшари Куброст имрӯз,
Замину осмон ғарқи азоянд.

❀❀ ❀❀ ❀❀

Эй шамъи бофурӯғ, ки дар қалби мостӣ,
Оё ту мавҷи нури азал аз Худостӣ?
Дунёи вазъз бо ту, Муҳаммад(с), сафо гирифт,
Вақти намоз масти рухи Кибриёстӣ.
Андар паноҳи лутфи Ҳақ аз зикри ояҳо,
Дар олами суҷуд ба мо раҳнамостӣ.
Муршид ба халқ гаштию як умр ёри Ҳақ,
Чун дурр ба баҳри дини мубин пурзиёстӣ.
Ин олами вуҷуд ба тамсил Ҳақ бувад,
Гуфтӣ: “Ҳар он чи ҳаст ба ҷуз Ҳақ, фаностӣ.
Дар ваҳдати вуҷуд ғанову камол ҳаст,
Бингар ба чашми акл, агар ёри мостӣ”.
Гардидааст олами дин аз ту пойдор,
Ҳаққо зи сидқ вориси Оли Абостӣ.

Ҳарчанд дар ҳаёт ту имрӯз нестӣ,
Дар мағзи ҷони мардуми ориф ту ҷостӣ.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Дар чоҳи бадан бандию зиндонии хешем,
Ошуфтатар аз шоми парешонии хешем.
Мастем ҳама аз қадаҳи соқии маҳҷуб,
Хиҷлатзада аз бесарусомонии хешем.
Бе баргу навоем зи дурии висолаш,
В-аз завқи фиғон маҳви гулафшонии хешем.
Мо куштаи ишқему кафанпӯши муҳаббат,
Дар кӯи Мано шоҳиди қурбонии хешем...
Бар аҳли Хуросон бирасонед, ки мо низ
Бо ёди азизони Хуросонии хешем.
Дилдодаи ҷомему писархондаи аршем,
Масти маи ишроқии ирфонии хешем.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Фикри "аналҳақ" нарафт аз сари савдоиям,
Шӯри қиёмат бапост дар дили шайдоиям.
Ҳар нафас аз шӯри ишқ меравам аз хештан,
Шӯри Самарқандиям, ишқи Бухороиям.
Аз худии худ раҳо ёфта Мансурвор,
Сар биниҳам бар сари олами танҳоиям.
Маҳшари кубро бубин байни дилу рӯҳу тан
Боз ҷунун мекашад ҷониби расвоиям.
"Ҳалқа ба ин дар мазан, лофи қаландар мазан",
Моҳаму бо шамси худ гарми ҳамовоиям.
Ин манам, эй қудсиён, ташнаи дидори дӯст,
Фикри "аналҳақ" нарафт аз сари савдоиям.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Дар авчи арш ҷӯй саранҷоми кори ман,
Дил кай ниҳам ба хеш, ки он ҷост ёри ман.
Вай дар ҷаҳони роз ниҳон асту дар ниқоб,
Ман маҳви он ниқоб, ки шуд ошкори ман.
Кардам кӯлоҳи факр ба сар дар ҳавои Ҳақ,
Акнун шаҳист мояи сад ифтихори ман.
Эй боди субҳгоҳ аз он кӯ чу бигзарӣ,
Баркан ҳиҷоб аз рухи он гулъузори ман.
Ман хирқаи ғурур дар оташ фикандаам,
Ҷорист ин русум ба халқи диёри ман.
Урдибиҳишти хастаи ман чашм боз кун,
Исфандҳо гузашту наёмад баҳори ман.
Шӯри дубора дар дили ушшоқ барфурӯз,
Зебои ман бихон, ки бихонад дутори ман.
Кай дасти меҳр бар сари мо мекашӣ, бигӯ,
Кай мерасӣ зи гарди сафар таксавори ман?
Аз шоирӣ чӣ монд бароям ба ғайри дард?
Мушти ғазал тамомии дору надори ман.
Бо абрҳои хаста маро низ нисбатест,
Ман аз табори гирьям, ӯ аз табори ман.
Мумтозро маҷӯй дигар дар ҷаҳони хок,
Дар авчи арш ҷӯй саранҷоми кори ман.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Дуо кун, нуқтаи аз “бо”-и бисмиллоҳатон бошам,
Сари он дорам имшаб то саҳар ҳамроҳатон
бошам.
Азизи мисри дилҳо, моҳи маҷлис мешавам
фардо,

Агар якчанд чун Юсуф ба қаъри чоҳатон бошам.
Адабгоҳи муҳаббат аз ҷамоли дӯст мустағнист,
Ба лутфи Ҳақ мани дарвеш хотирхоҳатон бошам.
Гарониҳои дардамро ба ҷуз Изад кӣ медонад?
Чу ашки сарнагунафтодае дар роҳатон бошам.
Дар ин зулматсарои даҳр гумроҳем, медонам,
Мадад, эй аҳли поки арш то огоҳатон бошам!
Ба боли бехудӣ аз шӯри ишқи Ҳақ ба парвозам,
Ба умеде, ки ман, эй қудсиён, ҳамроҳатон бошам.

❁❁ ❁❁ ❁❁

“Шабе таб доштам, рафтию қурси моҳ овардӣ,
Бароям шишае аз атри бисмиллоҳ овардӣ”.
Раҳоварди сафар бисёр раҳ тай карда ту, имшаб
Дили гумёроҳро бурдӣ, дили огоҳ овардӣ.
Ҳиҷобе буд дар он кӯи матлаб сахт пурасрор,
Ту нури арши воло аз кадомин роҳ овардӣ?
Шабистони хаёлам бе ҷамоли ёр ялдо буд,
Сафои субҳ аз он рӯи хотирхоҳ овардӣ.
Гулистон гашт аз ашки надомат домани Яъқуб,
Чӣ пайке буд, эй қосид, ки ту аз чоҳ овардӣ?
Вареи пардаи ҷон нақши зулфайнест, к-аз ҷаъдаш,
Шарори оташе аз синаи пуроҳ овардӣ.
Туро нозам, аё, эй толеи фархундапай аз он-к
Ба шоир шӯҳрат аз ашъори олиҷоҳ овардӣ.
Шифои ҳарду олам дидам аз ту, эй каломи Ҳақ,
“Бароям шишае аз атри бисмиллоҳ овардӣ”.

❀❀ ❀❀ ❀❀

Шӯҳрати аҳли адаб – ҳикмату фазлу ҳунар аст,
Панд омӯз аз ин нукта, ки беҳ аз гуҳар аст.
Ғолибан, файзу карам хислати мардони сахист,
Оқил он кас, ки аз ин ганҷи равон баҳравар аст.
Донишу кор ба ҳам мӯъҷиза меороянд,
Нашъаи зиндагӣ аз юмни кафи коргар аст.
Ҳама аз ризқи каму беш ба шукранд, вале
Фикру омоли ҳарисон зи пайи симу зар аст.
Риштаи дӯстӣ аз сидқ бувад мустаҳкам,
Сулҳ оини сафоовари навъи башар аст.
Хислату пешаи некон ҳама аз некӯист,
З-он, ки неку бади дунё паи ҳам даргузар аст.
Ҳеҷ донӣ ба ҷаҳон ҳоҷати Мумтоз зи чист?
Силки абёти баланду сухани чун гуҳар аст.

❀❀ ❀❀ ❀❀

Зи хумори ҳарду чашмаш шарар аз шароб хезад,
Ба ҷаҳон қиёмат орад, агар ӯ зи хоб хезад.
Сухан ар зи қиссаи он хату холу ҳусн ояд,
Зи сафои рӯи хубаш маҳу офтоб хезад.
Ту биёву ҳоли мо бин, ки шаби фироқат, эй моҳ,
Зи равоқи хонаи дил ба чӣ мавҷ об хезад.
Гули навшукуфтаи ман кулаҳаш зи сар гирифта,
Ки зи рӯи барг қатра чу дури хушоб хезад?
Ғаму дарду ҳасрати дил ба ҳазор нома гуфтам,
Бутам аз раҳи иноят зи пайи ҷавоб хезад?
Ба умед нақди ишқаш надиҳад зи даст, Мумтоз,
Агар ӯ ба қасди ҷону дилам аз итоб хезад.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Мавҷи оҳи шӯълахез аз шӯру исёни дил аст,
Авҷгириҳои ишқ аз нози ҷонони дил аст.
“Мардуми чашмам фурӯ мондаст дар дарёи ашк”,
К-аз ғиреви нола ваҳшатзой тӯфони дил аст.
Эй, ки менозӣ ба ҳусну гармии бозори хеш,
Инқилоби шавқи ту дар ҷисму дар ҷони дил аст.
Ҷои осоиш надорад ин сари шӯрида ҳеҷ,
То ба дӯши орзӯ пайваста армони дил аст.
Маҳви печу тоби он зулфи парешонам, аз он-к
Бӯи мушкомези ӯ дорую дармони дил аст.
Хок мегардам ба таҳрики ҳавас дар роҳи ёр,
Чунки Мумтози ҷафодида ба фармони дил аст.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Эй, он ки нур аз дилу аз дида чидаӣ,
Бо сад адо ба шонаи ҷон орамидаӣ.
Гаштам зи дарди рашк ҳамоғӯши ранҷу ғам,
То бо рақиб соғари май саркашидаӣ.
Май дар лабони нозуки ту ҷӯш мезанад,
Андар сабӯи орзу, гӯё дамидаӣ.
Ғофил зи нешханди ҳарифон шудан хатост,
Оё гаҳе ту заҳри ҳалоҳил чашидаӣ?
Бе туст ҳамчу моҳи нав оғӯши ман тиҳӣ,
Дар гӯши интизор чунин ҳалқа дидаӣ?
Ғамро сари муомила бо ту набудааст,
К-имрӯз банди дӯстӣ аз мо буридаӣ.
Эй мавҷи бешикеб, ту дарҳам шикастаӣ,
Ҳамчун гулоби ашк зи чашмам чакидаӣ!

❁❁ ❁❁ ❁❁

Рафтӣ, бирав, ки мояи садҳо бало туӣ,
Партобгоҳи тири ҷафо аз адо туӣ!
Андар паноҳи лутфи Худо, аз канори дил,
Рафтӣ, бирав, ки боиси озори мо туӣ!
Растам зи банди ишқу ҳавасҳои хоми хеш,
Акнун ғариқи вартаи ҷурму хато туӣ.
Дар шӯразори аҳди ту тухми вафо бимурд,
Зеро ки дар қаламрави хушкӣ Худо туӣ.
Дар қайди оҳу нола шудан баъди мо чӣ суд?
Вусъатфизои садри чунин моҷаро туӣ.
Дар рӯзи растахез, ба покии доманам,
Ишқу сафо гувоҳи ману мубтало туӣ!

❁❁ ❁❁ ❁❁

Эй, аз насими домани ту анҷуман шукуфт,
Наргис ба боғу хирмани  гул дар чаман шукуфт.
Бӯи хушат ба қолаби тан он қадар дамид,
К-андар вуҷуди мулки дили ман Хутан шукуфт.
По дар гил аст сарви лаби ҷӯй пеши ту,
В-аз тоби табфазой ғами норван шукуфт.
Ё раб, чӣ мӯъҷиз аст дар он зулфи тобнок,
Дар пои дил зи шӯълаи тезаш расан шукуфт?
Дил шуд матоъи касмахар андар нигоҳи ёр,
Бозори яъс дар рамақи ҷони ман шукуфт.
Чашмат чу дӯш теғи ҷафо сӯи ман кашид,
Ашкам давиду дар таҳи чоҳи зақан шукуфт.
Ишқат ба ёдгор, шаҳиди хаданги ноз,
Охир ба хок бурду дар оташ кафан шукуфт.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Оҳи дар дил тапидаро монам,
Кишти офатрасидаро монам.
Аз ғамободи дидаи маҳҷур,
Тифли ашки рамидаро монам.
Ҳамчу зулфат сиёҳ рӯзи ман аст,
Заҳри ҳиҷрон чашидаро монам.
Танам оташфишон шуд аз ишқаш,
Нахли оташкашидаро монам.
Нола болост, ёр мустағнӣ,
Ашки бар рӯ давидаро монам.
Ҳаваси орамиданам чӣ аҷаб?
Тифли дунёнадидаро монам.
Нотавонӣ асои пирӣ шуд,
Ҷони бар лаб расидаро монам.
Зиндагӣ бори гарданам гаштаст,
Пири қоматхамидаро монам.
Достони ҳаёти берангам,
Носуруда қасидаро монам.
Дар бисотам сиёҳкорӣ нест,
Дар дили шаб сапедаро монам.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Бар сари арбада бадхоҳи ман аст,
Ки фарохӯрди ман он моҳи ман аст.
Ҷилваи шӯълаи мустақбали умр,
Аз тафи соиқаи оҳи ман аст.
Даст бурд он, ки ба тороҷи дилам,
Шӯхи бебоки дилогоҳи ман аст.
Ашк аз дида чакад тӯфонхез,
Ҷӯшзан хуни дил аз оҳи ман аст.

Барқи оҳ аз қафаси сина ҷаҳад,
К-он парӣ чанд дар икроҳи ман аст?
Ҳадафи тири ҷафоҳо шудаам,
Зи вафо дур чаро моҳи ман аст?
Нест огоҳ аз ин, к-аҳли тариқ,
Ба ниёзи рухи Аллоҳи ман аст?
Дар биёбони ғамаш обилапо,
Дили бечораи гумроҳи ман аст.
Гар ба лутфи суханам муставлӣ,
Юмни ин табъ зи Аллоҳи ман аст.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Дил дар ғами фироқи ту бас печу тоб хӯрд,
Шомаш расиду зулмати он офтоб хӯрд.
Аз ҳамлаҳои ханҷари нози ситамгарат,
Пайки аҷал биёмаду дилро азоб хӯрд.
Мурғи саҳар ба боғ, ки буд масти сӯзу соз,
Ҳар барги гул зи нағмаи ишқи вай об хӯрд.
Гирдоби умрро манамо эътимод, аз он-к
Дар қулзуми ҳаёт сари сад ҳубоб хӯрд.
Эй навҷавон, такаббури беҷо дигар, бас аст,
К-ин мояи фасод чу ту беҳисоб хӯрд!
Таскини дард гашт муғаннии ишқро,
То панҷаи ҷунун-ш ба тори рубоб хӯрд.
Дар пои он санам сари таслим мениҳам,
Эй мӯҳтасиб, магӯ, ки фалон фанди хоб хӯрд!

❁❁ ❁❁ ❁❁

Пеш аз он, ки сабза рӯяд, эй парӣ аз хоки мо,
Гоҳ-гоҳе ёд кун аз дидаи намноки мо.

Масдари сад рутба гар аз ошиқӣ дорад ҳазор,
Нолад аз ҳоли худу ҳоли дили садчоки мо.
Таъни расвоӣ мазан, эй бехабар, бар аҳли ишқ,
Барқро бошад ҳазар аз оҳи оташноки мо!
Нест дар чашми харидорон матои он касод,
Мекашад тӯли амал ин ваҳм дар идроки мо.
Мезанад, Мумтоз, сангам ҳосид аз нуқси камол,
Сайди матлаб то нагардад зебиши фитроки мо.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Гуфт ҷонон: - "Бош маҳви ҳусни ман! Гуфтам:
- "Ба чашм!"
Боз дар ишқам фидо кун ҷону тан!" Гуфтам:
- "Ба чашм!"
Гуфт: - "Дигар бар ҳалоки ҷони ту кӯшам, вале
Гиря арзонӣ мадор андар раван!" Гуфтам:
- "Ба чашм!"
Гуфт: - "Моро дил басе з-оинадориҳост танг,
Мешавӣ дар ишқи ман чун Кӯҳкан!" Гуфтам:
- "Ба чашм!"
Гуфт: - "Аз абри ду чашмат рез хуноби ҷигар,
То бирӯяд лола дар дашту даман!" Гуфтам:
- "Ба чашм!"
Гуфт: - "Гар ҷунбад рақибатро зи ғам ирқи ҳасад,
Сӯи ӯ аз фавҷи мижгон тир зан!" Гуфтам:
- "Ба чашм!"
Гуфт: - "Андӯҳам равонполост, дигар чора нест,
Бигзар аз ҷони ҷавони хештан!" Гуфтам:
- "Ба чашм!"
Гуфт: - "Чун дорӣ ҳавои дидани мо, Қодирӣ,
Беш лоф аз васли мо ҳар ҷо мазан!" Гуфтам:
- "Ба чашм!"

❁❁ ❁❁ ❁❁

Он рӯз, ки бар рӯи чу моҳам назар афтод,
Бечора шудам, ишқи туам чун ба сар афтод.
Дар боғи ҳавас мурғи дилам нағмасаро шуд,
В-аз файзи ҷунун ларза ба ҷону ҷигар афтод.
Печад нафас андар гулӯ аз укдаи ғамҳо,
Дар ҳалқаи аҳбоб ҷудоӣ агар афтод.
Пайдост дар оинаи дил акси вуҷудам,
Ашкест, ки дар пои ту соҳибназар афтод.
Маънӣ, ки маро мезанад аз мағзи хирад ҷӯш,
Бар сафҳа рақам аз қаламам чун шакар афтод.
Мумтоз, бувад абргудози ҷигар, эй дӯст,
Полуд бад-он шева сухан, к-он гуҳар афтод.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Омад баҳору ёд макун аз хазони умр,
Айшу тараб хуш аст дар ин унфувони умр.
Касро вуқуф нест зи асрори ин ҷаҳон,
Дар ғафлатӣ, ки мегузарад корвони умр.
Маҳви хаёли сарвати олам машав, аз он-к
Қорун надида суд зи ганҷи равони умр.
Бо доди кирдугор бибоист шукр кард,
К-оинадори барқ шуморам нишони умр.
Бас рафта з-ин сарои кӯҳан Рустамони давр,
Дарду дареғ тирсифат аз камони умр!
Бар ҷилвагоҳи субҳи сухан саҷда мекунам,
То аз ҳузури сидқ шавам комрони умр.
Ҳар кас, ки ҳаст баҳравар аз нӯшханди бахт,
Кӯтаҳ мабод ҳеҷ варо ресмони умр!
Сар мекашам зи ҷайби сухан, Қодирӣ, ба шеър,
То пур шавад зи шӯри дилам достони умр.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Шайдои қаду холу хату куштаи ёрам,
Дар кӯи вай афтода яке мушти ғуборам.
Не шохи гули тозаву не шамъчироғе,
То шӯъла ҷаҳад з-оинаи санги мазорам.
Дар кори дил афтод гиреҳ з-ашки чакида,
Он гуна, ки аз завқи фиғон зору низорам.
Сад маънӣ аз он лағзи нигаҳ ёфта ангез,
Чун барги хазонгашта дар оғӯши баҳорам.
Рӯзе, ки ба хокам қадаме ранҷа намоӣ,
Дар силки шаҳидони раҳи ишқ шуморам.
Бо он ҳама ҷабру ситам, эй мояи уммед,
Бар дидаи муштоқ ҳаме ҷои ту дорам.
Боз ой ба подоши вафо, эй маҳи хубон,
Мумтозсифат дар қадамат ҷон бисупорам.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Имшаб аз ғами ҷонон чашми хунфишон дорам,
Завқи бехудӣ, эй дил, аз найи фиғон дорам.
Баъд аз ин ману ҷому гӯшаи харобoте,
Тарҷумони сад маънӣ аз майи муғон дорам.
Шавкати шаҳӣ бахшам ҷилваи қаноатро,
Дар қумоши ин ҳикмат қиммате ниҳон дорам.
Як ҷаҳиш зи меъёри маҷди ҳимматам ин аст,
К-аз талотуми ғайрат по ба Каҳкашон дорам.
Захми тири мижгонат дар дилам асар дорад,
Мавҷи беқарориҳо дар ниҳоди ҷон дорам.
Ошиқам зи нокомӣ хуни дил хӯрам, Мумтоз,
Аз гудоз лакнатҳо дар раги забон дорам.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Мезанад мавҷи ҷунун ин ҷилваи пиндорҳо,
К-аз ғамаш ҳар шаб ба ҳасби нола дорам корҳо.
Нақши идборе, ки андар дафтари аъмоли мост,
Нусхаи марг аст дар хамёзаи озорҳо.
Ишқ кард ошуфта, оҳам синаи хоро гудохт,
Эй Худо, то чанд бошад вақфи ин такрорҳо?!
Гирдбоди фитна чун хезад зи дашти корзор,
Мениҳад нақши адам бар соҳати гулзорҳо.
Хусраве дар мамлакат чун додгустар нест, бас
Мечакад аз теғи хашмаш хуни ноҳақ борҳо.
Иқди гавҳар, Қодирӣ, аз баҳри маънӣ мекашам,
То тапам аз баъди мурдан дар ҳама ангорҳо.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Ҳарчанд аҷал дар назар оинанамо нест,
Эъдоми ман аз тири нигоҳи ту хато нест.
Эй мӯҷиби ошӯби дилу оҳи шорархез,
Боз ой, ки бе шамъи рухат ҷӯши сафо нест.
Мо куштаи ишқему сияҳрӯзу сияҳбахт,
В-аз ту назаре ҷониби ин турбати мо нест.
Сомони дил аз бори ниёзи ту касод аст,
Як зарра вафо бар манат аз ту, ба Худо нест!
Не шафқату не раҳмату не нимнигоҳе,
В-андар дили сангат асар аз меҳру вафо нест.
Дар фитрати ту рамзи мадорову мурувват,
Эй шӯхи ҷафопешаи айёр чаро нест?!
Ворастазамире, ки ҷунунпарвари ноз аст,
Чун раҳрави одоби муҳаббат ба риё нест.
Мумтоз агар дардкаш аз ишқи ниҳонист,
То рӯзи ҷазо, эй маҳи ман, аз ту ҷудо нест.

Сӯхт аз барқи нигоҳаш дилу ҷонон бигузашт,
Ханда бар ғафлати мо карда шитобон бигузашт.
Ҳамчу оташкадае синаи сӯзон дорам,
Ки ба рағми дилам он сарви хиромон бигузашт.
Дигар андар ғами ӯ оби тасалло нахӯрам,
З-он ки тири ситамаш аз сипари ҷон бигузашт.
Дилам ошуфтаи он тӯрраи хам дар хами ӯст,
Ҳоли мо карда ҳам умр парешон бигузашт.
Соқиё, сӯҳбати мову ту дароз аст имшаб,
Ҳайфи айёми ҷавонӣ, ки ба як он бигузашт!
Зиндагӣ дар гузар асту назаре боистӣ,
Қодирӣ, чун ту басе марди сухандон бигузашт.

Дил шуд кабоб з-оташи ҳиҷрон маро, биё,
Эй мояи ниёзи дили мубтало, биё.
Дар боғи дил наруст ба ҷуз нахли яъсу ғам,
Эй боғбон зи лутф ба сарвақти мо, биё.
Дур аз ту хоки раҳ нашуморанд ҳастиям,
По бар сарам бинеҳ, ки шавам кимиё, биё.
Аз ашки ғам кавири ду чашмам чу шӯразор,
Хушкида сохт сабзаи мижгон, биё, биё.
Бар Каъбаи ҷамоли ту ман саҷда мебарам,
К-ин дар тариқи ишқ набошад хато, биё.
Эй бози тезчанг, ба найзори синаам,
Баҳри шикори бисмили дардошно, биё!
Дар базми ошиқони ту Мумтоз гаштаам,
З-он рӯ, ки хоки раҳ шудаам, ман туро, биё.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Чанд бар мо шӯр ангезад зи ишқ он тундхӯ,
Нанги дунёӣ кашад дар фикри васлаш кӯ ба кӯ?
Сайди матлаб то ба дом афканд сайёди умед,
Мавҷи чин пайдо шуд ин ҷо дар ҷабини орзӯ.
Маҳви тири ваҳшатам бар дидаи назораҳо,
Мижжаи ҳайрат хати тарсо кашад аз чор сӯ.
Ҳар нафас имдод меҷӯям зи табъи оташин,
То дар ин гулшан ниҳоли бахти мо ёбад нумӯ.
Ҷавҳари шеъри маро файзу сафои дигар аст,
Аз забони хома бишнав ҳарфи онро мӯ ба мӯ.
Дар адабгоҳи садоқат ҳаст моро ошён,
Оре-оре, ҳикмате бошад дар ин ҳарфи накӯ.
Гар фитад рӯзе гузорат бар мазори Қодирӣ,
Бӯи гулҳои таманно бишнавӣ аз хоки ӯ.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Ба ишқу сидқу вафо он, ки сахт машҳур аст,
Ба зикру доди "аналҳақ" Ҳусайни Мансур аст.
Тафарруҷи чаману боғ низ накшояд,
Гиреҳи синаи онро, ки аз Ватан дур аст.
Шабе зи турбати Маҷнун ғирев боло шуд;
Ки ҳиҷри ёр батар аз уқубати гӯр аст!
Чӣ гуна дил канам аз ёру аз висоли рухаш,
Ки нашъабахш лабони вай оби ангур аст?!
Саре ба бистари роҳат надидаем ҳанӯз,
Дар ин ҷаҳони пурармон, ки бахт маъзур аст.
Канори ёри суманбӯй аз Ирам кам нест,
К-аз ӯ ҳисори умедам мудом маъмур аст.
Шукуфабор баҳор омада ба боғи дилам,
Ки тифли ғунча зи авҷи ривоҷ пуршӯр аст!

Ба дасти хеш магар офтоб бахя зада,
Ки даври домани гардунш ғарқа дар нур аст?
Ба гарди мақдами дилдор, кай расам, Мумтоз,
Ки дил ба кӯйи вай аз ишқи хеш маққур аст?

❁❁ ❁❁ ❁❁

Аз боғи дил чу рафтаӣ, эй тозарӯ баҳор,
Доғи ту монд дар дили сад лола ёдгор.
Ашки ситора об шуд аз чашми барг рехт,
Луълӯъи тар гирифт ба рухсори гул ғубор.
Саҳни чаман тиҳист зи майдеҳи базмсоз,
Дар пардаҳо хамӯш навоҳои чангу тор.
Боди насим мушкбез аз тарфи кӯҳ нест,
На андалеб навҳагар аз синаи фигор.
Бар шоҳидони гул набувад завқи зистан,
З-он хуррамӣ бирафт зи рухсори рӯзгор.
Бар остону мадхали дил кай ниҳӣ қадам,
То аз ҳузури хеш биёсоӣ ин низор?..
Ногаҳ падид омада аз ғайб тобнок,
Пире ридои сабз ба бар ҳамчу навбаҳор,
Гуфто: - “Ҳадиси ғоб ба рӯъё чаро кунӣ,
К-ин соати миод биёмад туро нигор?!..
Осемасар зи ҷой чу ҷастам, ба ханда буд,
Андар фарози бистари ман ёри ғамгусор.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Боз субҳи ишрати моро шаби ялдо расид,
Аз нами абри ду чашмам лолаи ҳумро дамид.
Имтиёзи дӯст аз душман надорад моҳи ман,
Заъфи дил аз нолаву ҳоли парешонам, надид.
Ёфтам аз ҳусни маҳрӯён ба худ файзи ҷунун,

Наъраи мастона зад ҳар кас, ки ин даъво шунид.
Рехт дил дар роҳи ишқаш обрӯи хешро,
Баски аз боғи таманно як гули мақсад начид.
Хуштар андар зиндагӣ аз сӯҳбати аҳбоб нест,
Ҷои асоиш надорад ҳар куҷо марди палид.
Бӯи гул овард имшаб боди Наврӯзи Аҷам,
Ваҳ, чи хуш бахшад ба ҷону дил фараҳ ин сон навид!
Қодирӣ аз гулшани шеъру адаб бебаҳра нест,
З-он, ки ӯро нукта аз хуни ҷигар ояд падид.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Рафтам ба боғ, бӯса занам нақши пои ту,
В-аз дарди ишқ навҳа кашам дар ҳавои ту.
Эй гулъузор, беш макун мубтало маро,
Дархӯрди марг ҷилва диҳад, к-аз ҷафои ту!
Гӯянд қасди ҷони ман аз ноз кардаӣ,
Як ҷон чӣ қобил аст, ки сад ҷон фидои ту!
Ҳарчанд нест бар кафи ман лаъли васлатат,
Аммо фазо пур аст зи мавҷи садои ту.
Нурест лоязол зи субҳи умеди дил,
Дар синаам ҳанӯз ба ёди лиқои ту.
В-он нақши бӯсаҳои ту аз ман нарафтааст,
Мастам мудом, эй парӣ, аз бӯсаҳои ту.
Нашносӣ аз чӣ рӯй ҳақи сӯҳбати маро?
Боз о сари илоҷ, ки гаштам адои ту!
Ман дӯстӣ ба расми такаллуф накардаам,
Аҳдам ба сидқ молик аст андар вафои ту.
Оинасон ба ҷилва бувад синаам зи ишқ,
Аз роҳи дида ой, ки он ҷост ҷои ту.
Мумтозро мутолибаи васл аз дил аст,
К-авҷи ҷунуни ӯст ба туғён барои ту.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Дилгир шудам, нигори ман ку?
Пайки хуши рӯзгори ман ку?
Пӯёи раҳи висоли ёрам,
Лайловаши гулъузори ман ку?
Аз нолаи зори дил батангам,
Дармони дили фигори ман ку?
Ғамбодаи фурқаташ маро кушт,
Он ёри ситамшиори ман ку?
Хокистарам аз шарораи ишқ,
Барбоддеҳи ғубори ман ку?
Умрам зи фироқи ӯ сар омад,
Он мӯнису ғамгусори ман ку?
Ҷондодаи ишқаму ҳабибе
Нолад ба сари мазори ман ку?

❁❁ ❁❁ ❁❁

Дилдори ман имрӯз шикор омадааст,
Бар куштани ошиқони зор омадааст.
Бархезаму сар ба раҳгузораш биниҳам,
Уммеди мани умедвор омадааст.
Аз қомати ӯ сарву санавбар хиҷиланд,
Озодахироми бахтиёр омадааст.
Дидем басе азоби раҳдуриро,
Пайғоми висол з-он нигор омадааст.
Ӯ фахр ба он ҳусну малоҳат накунад,
Заҳматталаб асту баҳри кор омадааст.
Имрӯз ба баҳри бекарони пахта,
Бар киштии сабзи худ савор омадааст.
То ҳосили босифат супорад ба Ватан,
Бо азму талоши баканор омадааст.

Таълими вафо гирифта дар мактаби сидқ,
Бо рӯи чу гул шукуфта ёр омадааст.
Шаъну шарафу ҳусни амал пешаи ӯст,
Аз бадгуҳарон намуда ор омадааст.
Халқу Ватан аз заҳмати ӯ миннатдор,
Бахту фараҳаш зи пахтазор омадааст.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Он шӯх, ки буд дар ҳама олам ҳаваси мо,
Бегонасифат рафт, нашуд ҳамнафаси мо.
Кулфатзадаи шоми фироқем, чӣ донӣ,
Бар боди фано рафт магар мултамаси мо?
Хоҳад, ки дил аз синаи тангам бадар ояд,
Шоистаи ин мурғ набошад қафаси мо.
Пайваста ҳаводори гули рӯи ту будем,
Ин роз ҳувайдост зи бонги ҷараси мо.
З-аҳволи дили реш напурсӣ агарам ҳеҷ,
Ишканҷаву заҷр аст ба ҷон ҳар нафаси мо.
Гар ҳарфи рақибон ба тахи гӯш накардӣ,
Баҳри чӣ нагаштӣ зи вафо додраси мо?
Ҷуз дидаи тар воқиф аз ин ҳол касе нест,
Эй кош намебуд муҳаббат ҳаваси мо!

❁❁ ❁❁ ❁❁

Қарорам бурда кабки кӯҳсорӣ,
Парешонам чу зулфи мушкборе.
Диле дорам зи ҳиҷрат пора-пора,
Куҷо бошад ба ошиқ бурдборӣ?!
Вафоро аз дили шайдои ман ҷӯй,
Ки дорад шеваи шабзиндадорӣ.
Шикоят бо касе аз ту накардам,

Агарчанде дили бемеҳр дорӣ.
Ба селоби сиришкам эътиборе!
Чаро раҳме ба ҳоли мо надорӣ?
Биё, ҷоно, ба хилватхонаи дил,
Ба маргам мубтало, к-аз интизорӣ…
Чи хуш, пири хирад дорад ҳидоят,
Ки: -"Худро чанд бо ғам месупорӣ?!
Камоли шоир аз нозукбаёнист,
На аз он нолаҳои пардадоре.
Бирав, Мумтоз мизроби дигар зан,
Агар дар шеър савти тоза дорӣ!"

❁❁ ❁❁ ❁❁

Он парӣ чун шона бар зулфайни хам дар хам
занад,
Ошиқонашро ба тири ғамзае барҳам занад.
Раҳм н-омӯзад зи сӯзи синаам он сангдил,
Бо рақибон ҳар куҷо биншаста ҷоми Ҷам занад.
Он кӣ қадри дӯстро нашносад андар зиндагӣ,
Аз надомат хешро, охир ба санги кам занад.
Мебарам дасти ҳавас бар домани уммедҳо,
Шояд он маҳ бо ман аз роҳи тараҳҳум дам занад.
Соқиё, бархезу ҷоме аз майи гулранг деҳ,
То шарори оташи ғамро зи мо барҳам занад.
Қиссаи ишқи маро, Мумтоз, ҳар кас бишнавад,
Хоки ҳасрат бар сару бар дидаи пурнам занад.

Бишкуфт ғунча дар боғ аз ғайрати таҳаммул,
Шаббода мезанад чанг аз шавқ зулфи сунбул.
Саҳни чаман тароват аз нузҳати гул омӯхт,
Дар шохсор қумрӣ дорад хурӯшу ғулғул.
Хезед, эй ҳарифон базме ба по намоед!
Соқист пурсаховат аз файзи нашъаи мул.
Дар даври шоҳиди гул ушшоқ ҳалқа баста,
Ҳар як ҳамезанад лоф аз ишқ бо таҷаммул.
Андар қаламрави шеър бисёр шоир ояд,
Аммо дигар нарӯяд, Мумтоз, чун ту булбул.

Дил ошиқ асту дар талаби ёр меравад,
Дар роҳи сидқ собиту подор меравад.
Носеҳ, зи нӯшдоруи панди ту суд нест,
Бар дарди он, ки аз пайи дилдор меравад.
Дар раҳгузори халқ ҳамегуфт соиле;
К-аз ин сарой мунъиму нодор меравад!
Манмо ба моли дунявӣ беҳад талош, аз он-к
Мурғи ҳарис дар шиками мор меравад.
Дилсӯзи боғи хеш агар нест боғбон,
Ҳусну таҷаллӣ аз рухи гулзор меравад.
Чун барқ бош хандазани ҳоли ин ҷаҳон,
К-ин мояи фиреб пурасрор меравад!…
Ҷоно, биё, ки махзани роз аст синаам,
Паймона пур чу гашт, ба чӣ кор меравад?!
Мумтоз бори орзӯ гар мебарад зи даҳр,
Бо завқи ёди ёр сабукбор меравад.
Султони мулки ишқ чу Мансур бе ҳарос,
Бар лаб ҳазор ханда, сӯи дор меравад.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Дардест гарон ҳанӯзам аз ишқ,
Дар кӯраи ғам бисӯзам аз ишқ.
Бе талъати офтоби рӯяш,
Шом аст мудом рӯзам аз ишқ.
Дерест, ки дар раҳи висолаш,
Ду дидаи чор дӯзам аз ишқ.
Дар ҷазбаи рафъати муҳаббат,
Пайдост ҳама рамузам аз ишқ.
Нӯш аст висолу неш ҳиҷрон,
В-ин гавҳари дилфурӯзам аз ишқ.
Дар фикрати он ду зулфи мораш,
Мумтозсифат бисӯзам аз ишқ.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Гардид ашки сабза ҳар қатра шабнами субҳ,
Ғулғулфикан ба гулшан қумрист то дами субҳ.
Дорад қабо бунафша аз махмали нилобӣ,
Пурнузҳат асту дилҷӯ себарга аз нами субҳ.
Андар талоши ғайрат меҷӯй эътиборе,
К-аз файзи ҳикмат охир шаб гашт мулзами субҳ.
Дар лавҳи хотири мо нақши тараб ҳувайдо,
Бар фарқи шоми тира болост парчами субҳ.
Афшонда мушки суда боди баҳорӣ имшаб,
Аз шавқ панҷа мезад бар зулфи хам-хами субҳ.
Бо фикри васли ҷонон, Мумтоз аз сари шаб,
Паҳлӯ бар остонаш гаштем то дами субҳ.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Агар дасте диҳад бахтам, ба пои ёр сар монам,
Нишоти айш афзоям, зи лаълаш ком бистонам.
Худоро, эй сабо, андӯҳи мо бар, муждаи васл ор,
Ки аз дасти фироқаш чок гардида гиребонам!
Садои дилхушӣ меояд аз он боргоҳи ноз,
Магар дар қуръааш афтода ин ҳоли парешонам?
Маҷӯ дигар ту имкони фароғат аз мани бедил,
Ки аз шӯри талаб дар ранҷу меҳнат монда ҳайронам.
Сари мижгони моро нест тоби ашки хунполо,
Ту гӯӣ аз раҳи дил гул ҳамерезад ба домонам.
Бизан, Мумтоз дар мулки муҳаббат табли султонӣ,
Гадои даргаҳи Ҳофиз манам, з-ин рӯй султонам.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Дил гирифтори сутӯҳ аз оҳу афғони ман аст,
Авҷгирии ҷунун дар ашки сӯзони ман аст.
Метапам дар хештан бо ёди он паймоншикан,
Ваҳшати оинаҳо, к-аз ҳиҷри ҷонони ман аст.
Дорам андар сояи ишқаш сари осоише,
К-инбисоти хотири ӯ чашми гирёни ман аст.
Дӯш бишнидам фиғоне дар ҳарими маҳвашон,
Гуфт мискин ошиқе, к-ин рафтани ҷони ман аст.
Хор андар пираҳан дорам зи дасти орзӯ,
Шоирӣ – ворастагӣ аз рози пинҳони ман аст.
Нашъаи сарафканӣ, Мумтоз, бурдан з-аҳли дил,
То умед аз ҷавҳари ҳастист, паймони ман аст.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Боз баҳор омада, дашту даман дилфиреб,
Аз гулу себаргаҳо боғи Ватан дилфиреб.
Булбули шӯридадил аз сари шаб то саҳар,
Дар ҳаваси рӯи гул нағмафикан дилфиреб.
Даст ба зулфи суман бурда  магар боди субҳ,
Лофи таҷаммул занад, к-он ба чаман дилфиреб?
Наргиси навхоста гуфт ба савсан ба боғ,
К-афсари гулҳо манам, нест чу ман дилфиреб!..
Саъй кунад деҳқон боз ба кишти замин,
Ризқи фаровон диҳад хоки кӯҳан дилфиреб.
Хусрави зарринкулаҳ – меҳри пуранвори Шарқ,
Ламъаи нур афканад сӯи даман дилфиреб.
Нашъа ба кас медиҳад бӯи хуши навбаҳор,
Сӯи чаман роҳ гир, эй маҳи ман дилфиреб.

❁❁ ❁❁ ❁❁

Ба эҷоди сухан пардозам имрӯз,
Гарон бошад ба он месозам имрӯз.
Хушилҳон аст мурғи бахтам аз ишқ,
Қавитар шаҳпари парвозам имрӯз.
Ба чашми кам мабин, эй нотавонбин,
Ки ман шерафкани мумтозам имрӯз!
Башорат раҳшиноси адл бошад,
Маҷӯ дар парда шарҳи розам имрӯз.
Чаман аз файзи найсон нузҳатафзост,
Чи хуш дар ҷилва сарви нозам имрӯз!
Ба бонги булбулон, эй шоҳиди гул,
Ба зулфони ту даст андозам имрӯз.
Гиреҳ бикшой аз он тоқи абрӯ,

Ки андӯҳи туро дамсозам имрӯз.
Зи сарсабзии субҳи табъи Мумтоз,
Бибин авҷи камоли созам имрӯз.
Ба олам баҳри пирӯзии ваҳдат,
Барангезад танин овозам имрӯз.
** ** **
Ба қумоши сухан имрӯз харидор намонд,
Ваҳми ин арбада андар сари бозор намонд.
Хостам шиква аз ин ваҷҳ кунам бар ҳама даҳр,
Гуфт з-аҳли назаре: - Меҳр дар ин дор намонд.
Вақти он аст, ки бе парда сухан бояд гуфт,
Шохи афрохта дар гулшани афкор намонд.
Дигар аз дурри ятими сухан оғоз макун,
З-он, ки дар баҳри садаф мавҷи гуҳарбор намонд.
Фитрати халқ бибурд орзӯи давлату ҷоҳ,
Адлу инсоф дар ин тӯдаи беор намонд.
Гуфтам: - Аз меҳру вафодории ушшоқ бигӯ,
Гуфт: - Аз дидаи таҳқиқ, вафодор намонд.
Гуфтамаш: - Завқи сухан чанд ба лаб хун гардад?
Ё дигар шӯъла дар ин лаъли шакарбор намонд?
Гуфт: - Мумтоз, “дар ин гард саворе бошад”,
Ҷилва бинмо, ки дигар фурсати афсор намонд.
** ** **
Дар хилвати андешаҳо бинам сафои зиндагӣ,
Ҷавлонгаҳи уммедҳо бошад бақои зиндагӣ.
Дар ҳикмати аҳли сухан бинҳуфта иқди гавҳар аст,
К-амвоҷи нур ояд ба рақс андар масои зиндагӣ.
Ҳар қатраи ашки ҳавас мавҷи хамӯшӣ мезанад,
Аз чашми марди покбин дар тангнои зиндагӣ.
Хунлахтаҳои гирям аз чашми ҳасрат мечакад,
Маҳви ҳазорон нолаам ман аз ҷафои зиндагӣ.

Сармояи осудагӣ, эй дил маҷӯ дар мулки ғайр,
Ҳеҷ аст бе ишқи Ватан созу навои зиндагӣ!
Ё раб, манам аз дил ҷудо, ҷамъияти дилҳо куҷост?
Бошад, ки чун дил вораҳам аз моҷарои зиндагӣ.
Урёнии оина аст, оё туро, Мумтоз, шеър,
Ё табъи гавҳарбори ман дорад ҷилои зиндагӣ.
** ** **
Аз фироқи ёр имшаб чашми тар дорем мо,
Нолаҳои зор то вақти саҳар дорем мо.
Доғи ҳасрат сӯхт бунёди дили бечораро,
В-аз гудози сина оҳи пуршарар дорем мо.
Мефизояд ҷазби ҳусн аз рамнигоҳиҳои ёр,
Ҷустуҷӯҳои ҳавас з-он симбар дорем мо.
Шӯҳрати вомондагӣ аз бахти бадфарҷом чист?
Лағзиши по ҳар дам аз фоли қадар дорем мо.
Бар мазори мо шаҳидон нест майли рафтанаш,
То ба бӯи ҷонфизояш сар бибардорем мо.
“Қадри зар заргар бидонад”-, гуфтаанд аҳли назар,
З-он ба меъроҷи сухан сарфи назар дорем мо.
Зери дарё мезанад гар мавҷ аз файзи гуҳар,
Қодирӣ, аз хуни дил иқди гуҳар дорем мо.
** ** **
Зиндонии дунёи талаб аҳли таманност,
Заҳматкаши андӯҳи бутон ошиқи шайдост.
З-он рӯз, ки ҳайратзадаи ҳусни ту гаштем,
Занҷири ҷунун навҳагари пои дили мост.
Бегона бувад аз ману дил зарқи муҳаббат,
Дар партави мақдури вафо сидқ ҳувайдост.
Ошуфтагии ҳоли ман аз мӯи миёнест,
К-аз фитна барангехта ошӯб ба дунёст!

Бингар ба рухи ибрати умру хабаре гир,
К-ин тезии селоб на бар ҳукми ману мост!
Мумтоз, ки дурр суфтанаш аз табъи латиф аст,
З-ин рӯй баруманд вай аз маънии волост.
** ** **
Ба дуои пир бошад шарафе, ки зар надорад,
Раҳи солики тариқат, ту магӯ, самар надорад!
Ту, биё, ба маъбади дил, ки паноҳгоҳи ишқ аст,
Ки ба маърази бисоташ ба ҷуз ин гуҳар надорад.
Шаби ҳаҷри рӯи ҷонон ба сар аз маҳан бибурдам,
Ба фалак расид оҳам, ки ба ман назар надорад.
Ба мани фасурда, ё раб, сари ошноияш нест,
Магар оҳи субҳхезон ба дилаш асар надорад?!
Ба ҳарими кӯи ҷонон дили ман Ватан намуда,
Ки ба ошёнаи худ ҳавасе дигар надорад?
Ба манозили хамӯшон чу фитад гузорат, эй маҳ,
Ба дуо саховат афзо, ки дуо зарар надорад.
Бирав, аз гудози Мумтозу сари вафо биёмӯз,
Ки ба тафти ишқ умре ғами ҷон ба сар надорад.
** ** **
Шомили субҳи сафои зиндагӣ,
Ҳаст дунёи бақои зиндагӣ.
Чанд з-аҳли сифла мебояд кашид,
Ҳар куҷо бори ҷафои зиндагӣ?!
Аз мадоро душманӣ гардад фано,
Сахтбунёд иттикои зиндагӣ.
Бихрадонро хиссату ибром нест,
Ҳиммат афзо дар адои зиндагӣ!
Саъйи иқболи ҳумоюн боядат,
Дастёби иртифои зиндагӣ.
Баҳра гир аз ганҷи дарёи сухан,
Ояд аз ҳар сӯ салои зиндагӣ!

Гар намудам сачда аҳли сулҳро,
Хонам аз чон мубталои зиндагӣ.
Кӯш дар илму ҳунар Мумтозвор,
Эй, ки мехоҳӣ сафои зиндагӣ!
** ** **
Бо хандаи малеҳ чу бигзашт аз барам,
Оташ ба чон фиканд, ки бигдохт пайкарам.
Чун абри навбаҳор ду чашмам гирист зор,
Селоба бурд манзилу болину бистарам.
Дар ҳарфи интизор ба чуз рамзи марг нест,
В-он нақди ҳасратест, ки бар хок мебарам.
Аз шарҳаҳои сина чаҳад сӯзи дардхез,
Эй войи рӯзгори ману чони музтарам!
Ҳамчун насими субҳ ту озоду лек ман,
Дар маҳбаси фироқ кучо тоб оварам?
Ту бо рақиб ханда ба лаб бода мекашӣ,
Ман аз ҳучуми рашк ҳаме чома медарам.
Ҳар лолае, ки дар раҳи ту сар кашидааст,
Хунобаи дил аст зи толеи абтарам.
Эй Каъбаи ниёзу ҳаме Қиблаи намоз,
Зикри ту бар забон равад аз чон мукаррарам.
Гар аз сиришки хома чакад байти обдор,
В-он мадҳи ҳусни туст дар авроқи дафтарам…
Эй чуръанӯши бодаи меҳру вафо, биё,
То бори вопасин ба рухат сер бингарам.
Аз оби дида шӯй рухи номуроди хеш,
Бо оҳи сафкашида неҳ бар хок пайкарам,
К-аз яъсу зачри ғурбати айём вораҳам,
То рӯзи растахез зи ту миннате барам…
Гуфтам, ки: - “Дасти марҳамате бар сарам бинеҳ”,
Таркам намуду рафт, ки эй хок бар сарам!
** ** **

Мурғи дил, эй маҳи ман, бо ту хушовост, биё,
Тарфи гулгашту чаман хубу дилорост, биё.
Ҷумла бо ёри худ аз соғар май сархушу маст,
Бе ту ошуфтадил ин ошиқи шайдост, биё.
Соқӣ, аз хӯрдани май баҳри чӣ парҳез кунам?
Сӯҳбати аҳли тараб то шаби фардост, биё.
Зиндагонӣ, ки бувад уқдакушои дили мо,
Табу тобаш зи висоли рухи зебост, биё.
Чун ту бо фазлу ҳунар чашми башар кам дида,
Рӯшан аз оинаи ишқи ту дилхост, биё.
Хуштар аз сулҳ ба олам гуҳаре пайдо нест,
Мақсаду матлаби мо ваҳдати дунёст, биё.
Моҳи партавфикани кору муҳаббат шудаӣ,
Ҳусни омоли садоқат зи ту болост, биё.
Қодириро бувад аз аҳли адаб баҳраварӣ,
Пайрави мӯътақиди мардуми доност, биё.
** ** **
Боз маро васли нигор орзӯст,
Ғамзаи он чашми хумор орзӯст.
Ҳар гули сурӣ чаманорой шуд,
Дар чаманам сайри баҳор орзӯст.
Субҳ кашад домани боди сабо,
Замзамаву бонги ҳазор орзуст.
Аз нигаҳи қомати болои ёр,
Ҷилваи шамшоду чанор орзӯст.
Дар тарабободи ҳаёти навин,
Бо саname бӯсу канор орзӯст.
Дар шафати сабзаву оби равон,
Шавқфизо шеваи ёр орзӯст.
Гоҳи мулоқоти вафо дар сухан,
Бахти маро авҷу барор орзӯст.
Хомаи Мумтоз, рақам зад ба ҷон,

Боз маро васли нигор орзӯст.
** ** **
Омад баҳору ғунчаи дил ношукуфта монд,
Сад рози сар ба мӯҳр ба ҷонон нагуфта монд.
Дил маъбад асту ишқи бутон андар ӯ басе,
Ё раб, мадад куҷост, ки дардам нуҳуфта монд!
 Дӯшина он парӣ зи барам чун сабо гузашт,
Овах зи бахти бад суханам ношунуфта монд.
Зиндонии фироқаму чашмам зи интизор,
Юсуфсифат ба ёди рухи ӯ нахуфта монд.
Дил бастанам ба шеъру сухан, Қодирӣ, чӣ суд?
Дурдонаи ҳадиси дили ман насуфта монд.
** ** **
Фасли гул рафта агар, сайри гулистон боқист,
Ёди аз ноз чамон рафтани ҷонон боқист.
Субҳи ишрат дамад аз ҳандаи гулҳои чаман,
Баҳри бардор, ки бӯи гулу райҳон боқист!
Мутрибон, замзамаи савти нав оғоз кунед,
Ки ба оҳанги шумо ҷилваи хубон боқист!
Пой фарсуд маро ранҷи  раҳи васли рухаш,
Ки ҳанӯзам зи умедаш ба дил армон боқист.
Булбул андар ғами гул навҳакунон рӯзе гуфт:
“ Ошиқонро нафасе сӯҳбати ёрон боқист”.
Дар паси пардаи ҷон чист, надонам, Мумтоз,
Нақши абрӯи яке лӯъбати хандон боқист.
** ** **
Баҳор омад, тамошои гулу гулзор боистӣ,
Нишастан зери сарву соҳили анҳор боистӣ.
Баҳор омад, зи бӯи савсану сунбул кунун мастам,
Шунидан нағмаҳои кабк аз кӯҳсор боистӣ.
Ба сӯи гулситонҳо раҳ барам бо шавқи рӯи гул,
Нишоти ҷон зи савти булбулони зор боистӣ.

Зи дасти соқии дурдикаш ошомам майи боқӣ,
Ба ёди наргиси масте қадаҳ саршор боистӣ.
Ҳарифонро бигӯ, ҳаммашраби парвона будан чанд?
Ба пои гул баросудан даме бо ёр боистӣ.
Шитобад корвони умр агар беҳуда, ҳайфат бод,
Ба амну эътидоли зиндагӣ тайёр боистӣ!
Ту чун лофи Ватанхо ба ҳар ҷо мезанӣ, Мумтоз,
Ба нақди ҷон Ватанро ҳифз аз ағёр боистӣ!

** ** **

Фасли Наврӯз асту дил майли тамошо мекунад,
Булбул аз шохи чинор овоз боло мекунад.
Мевазад форам насими субҳдам аз кӯҳсор,
Ғунча мехезад зи хоби нозу лаб во мекунад.
Дашту ҳомун гашта аз файзи баҳорон сабзапӯш
Шоҳиди мастонаи мо азми саҳро мекунад.
Сим-сими бориши борони найсон дилкаш аст,
Ҳусни ин Модар-Ватанро боз зебо мекунад.
Соқиё, ҷоме бидеҳ з-он май, ки чандинсола шуд,
Чунки иқболам бариди бӯи фардо мекунад!
Ваҳ, чи хуш дар сояи сарву канори ҷӯйбор,
Ошиқе биншаста бо ёраш таманно мекунад!
Ҷон бақои хандаи барқ аст дар авҷи сухан,
З-он бувад, Мумтоз, шеърат сайри дилҳо мекунад?

** ** **

Дил, ки дар қайди ҷунун афтода аз он рӯи хуб,
Карда ӯро лашкари шавқу ҳавояш пойкӯб.
Ҳалқаи паргори сабрам мекашад тӯли амал,
Гарчи имрӯзам зи чавгони замон ғеланда тӯб.
Он қадар сӯзи дарун аз ишқи ӯ дорам, ки субҳ,
Офтоб аз шӯълаи он кард оҳанги ғуруб.

Ходими ашки гулафшон дар ҳарими кӯи ёр,
Обҳо пошад, ки мижгон бошад он ҷо хокрӯб.
Пешаи он гулбадан, Мумтоз, ғайри ноз нест.
Мепазирад ошиқи дилхастаро бо сангу чӯб.

** ** **

Зиндагонӣ арсаи эҷодҳост,
Ҷабҳаи он арса ҷавлонгоҳи мост.
Он, ки по бинҳод дар роҳи шараф,
Оҷизу вомондаро мушкилкушост.
Дӯш пире аз сари ихлос гуфт,
Бишнав андарзам, ки судовар туpoст:
-“Ҳар, ки бархурдор аз тавфиқ нест,
Ҳамнишину пайрави аҳли риёст.
Райъи ақли хешро дар кор банд,
К-он  туро сармояи имдодҳост.
Чоҳканро чоҳ дар пеш аст агар,
Дӯстонро сидқ аз меҳру вафост.
Ростиро ҳеҷ гаҳ н-ояд завол,
Бесуботӣ ҷумла дар кизбу дағост.
Сулҳ бодо пойдор андар ҷаҳон,
К-ин гуҳар аз ганҷи ранҷи халқҳост!

** ** **

Бахту саодати мо аз зиндагонии мост,
Фатҳи бузурги заҳмат-шаъни ҷавонии мост.
Аз ранҷи дасти деҳқон пурфайз хони мо шуд,
В-аз ҳиммати баландаш, ин комронии мост.
Касбу ҳунар ба гетӣ мазмуни неки умр аст,
Хораш макун, ки боис бар шодмонии мост.
Фарҳангу илму дониш, то метавонӣ омӯз,
К-эъҷози фурсат андар азми ҷавонии мост.
Оинадори ибрат мебош дар садоқат,
К-одоби некномӣ аз қадрдонии мост.

Мумтозро, ҳасудо, бо чашми кам мабин ҳеҷ,
К-ишроқбахши дурри назми ҷаҳонии мост.

** ** **

Баҳор  асту ишқ асту даври ҷавонӣ,
Бидеҳ, соқиё, аз майи арғувонӣ.
Зи нерӯи хуршеди тобанда, алҳақ
Падид омада бар дай ин нотавонӣ.
Биё, к-аз тароват чаман дилситон аст,
Сабо бар исорат кунад гулфишонӣ.
Гаҳ овои булбул зи шохи гул ояд:
-Раҳоварди бахтат бувад зиндагонӣ!
Ба ёди висолу бару дӯши симин,
Ҷунун парварад дил ниҳонӣ-ниҳонӣ.
Зи шеъри Аҷам, ки наво метаровад,
Сафобахши дилҳо бувад ҷовидонӣ.

** ** **

Ба муҳити хилвати дил ту шабе, биё, хиромон,
Ки қабули ишқбозон шуда ин усул, ҷонон.
Маҳи ман ба тавсани ноз зи камини ғайр магзар,
Ки мабод шӯъла печад ба бисоти ин тану ҷон.
Туву нозу дилрабоӣ, ману шоми бенавоӣ,
Ту ба зулму ҷавр моил, ману сарсари парешон.
Ғами ҷон ба кӣ бигӯям, ки мани ситамкашида,
Зи фироқи ёр нолон, зи ҷафои чарх сарсон?!
Ману ин дили фасурда, туву айшу комронӣ,
Ману шонаи шикаста зи камони яъси даврон.
Зару симу ганҷи дунё, ки рабуда фитрати халқ,
На нишон зи меҳр монда, на адои қарзи виҷдон.
Зи фиребу макри мардум дилам он қадар гирифта,
Ки ба роҳи расми Мумтоз, манам аз ҳама гурезон.
** ** **

Бастам фурӯ ду чашм, ки дар хоб бинамат,
В-аз иштиёқи ташналабӣ об бинамат.
Бар лобалои хирмани гул дар баҳори ишқ,
Бедор ҳамчу шабнами пуртоб бинамат.
Дӯшина зору нотавон аз ғам гиристам,
К-осемасар ба мадхали гирдоб бинамат.
Ку он даме, ки ҳалқа ба дар аз вафо занӣ,
То дар ҳузури ин дили нотоб бинамат.
Эй камнамо, ба хилвати шабҳои ошиқон,
Афкан каманди ламъа, ки маҳтоб бинамат.
Теғи нигоҳи ҳосиди бадкеш гашта тез,
Аз шӯри меҳр, к-ин мани бехоб бинамат.
Ҳасрат ба хоки тира зи ғайрати барам, чу шамъ
Ошиқгудоз гаштию дар тоб бинамат.
Сабрам гурезпой шуда аз ҳуҷуми ишқ,
То кай ба ҷурми ғафлати дил хоб бинамат?
** ** **
То кай сухан аз бутон тавон зад,
В-аз ваҷҳи фироқашон тавон зад?
В-ин нисбати узри нотавонӣ,
Аз хиҷлати ошиқон тавон зад?
Эй ишқ, бувад гудозат афзун,
Додат ба ҳама ҷаҳон тавон зад!
Бахтам зи сафои зиндагонист,
Сад қуръа ба номи он тавон зад.
Аз хуни дил аст шеър Мумтоз,
Лофаш ба баҳои ҷон тавон зад.
** ** **
Эй дил, ба раҳи нафс марав, ки аҷал он ҷост,
Иқдом ба коре манамо, ки халал он ҷост.
Беҳуда талаф додани ҷон, ин ҳунаре нест,
Худро ба муҳите мафикан, ки ҷадал он ҷост!

Сабр аст ба ҳар давру замон пешаш мардон,
Санге, ки раҳи сел гирифта, ҷабал он ҷост.
Вайронаи мо, баски бувад махзани ганҷе,
Дар шаъшаъа аз гавҳари байту ғазал он ҷост.
Дар кунгури дил мурғи Ҳумо болфишон аст,
Аз он, ки ғаму ёди буте аз азал он ҷост.
Ҳарчанд ба сарманзили мақсад нарасидем,
Эй дил, ба зуҳур ой, ки вақти амал он ҷост!
Мумтоз агар соили васл аст ба кӯяш,
Эй хоҷа, магӯ бо дигаре, к-аз ҳиял он ҷост!
** ** **
Ишқат чӣ бало буд, ки қасди дили мо кард?
Дар хиттаи девонагӣ ангуштнамо кард?
Побанди ҷунун гаштам аз он ғамзаи абрӯ,
То вонараҳам, ҳамла хами зулфи дуто кард.
Борони сиришке, ки дар он кӯй фурӯ рехт,
Селобаи он рӯй ба сарманзили мо кард.
Дар шашдари идбору тааддии ғами ёр,
Ҳамчун мани савдозада дил мӯя басо кард.
Аз тири ҷафои ту чаро зор нанолем,
К-аз байни ҳарифон ҳадафаш синаи мо кард?
Дар ишқ зад он, ки зи ҳавас лофи таҷаммул,
Дар марҳалаи васли бутон сахт хато кард.
“Дилдодаи оҳему лаби захми дили реш,”
Шоҳеро магар дидаӣ лутфе ба гадо кард?
Бетобтар аз ашки равон гаштаӣ, Мумтоз,
З-он шеъри шарарбори ту ҳангома ба по кард.
** ** **
Дилам дар оташи ишқи ту, эй ҷонона месӯзад,
В-агар оҳе кашам, бунёди ин ғамхона месӯзад.
Чӣ мушкил бо ту будан, бе ту будан боз мушкилтар,

Ба ҳар сурат, дилам бо ёди ин афсона месӯзад.
Ба шамъи оразаш парвонасон хоҳам, ки ҷон бозам,
Насибу бахти ман сӯзад, чаро манро намесӯзад?!
Ту дурӣ аз ману занҷири меҳрат пойбанди ҷон,
Хушо бар ман, ки ҷон дар ҳалқаи завлона месузад!
Ҳавои мастӣ, эй дил аз майи васлаш машав толиб,
Ки андар оташи рашки рухаш паймона месӯзад!
Аз он Мумтоз гашта Қодирӣ дар кӯи ҷонбозон,
Забони шиква барбаста, вале ҷонона месӯзад.
** ** **
Чун тӯтиёст чашми маро хоки пои дӯст,
Парвонавор бол занам дар ҳавои дӯст.
Ё раб, ҳазор дида бидеҳ баҳри диданаш,
Он дам, ки пой мениҳам андар сарои дӯст!
Сад ҷон фидои ҳусни дилангези ёр бод!
Нури Худой ҷилва диҳад аз лиқои дӯст.
Мижгон, чӣ кор ой агар хоки мақдамаш,
Бо иштиёқ барнакашӣ аз барои дӯст?!
Дилбастагӣ ба сулҳу салоҳ, аз муҳаббат аст,
Пайку навиди бахт ҳаме дар вафои дӯст.
Дар шашдари ҷаҳон зи Худо дорам ин талаб:
"-Осебу рахна ҳеҷ набинад бақои дӯст!"
Ҳаргиз аҷаб мадор агар гуфт Қодирӣ:
"-Дунё надорад арзише андар баҳои дӯст".

**Атри кафан**

Хайма зад бар дашту саҳро боз абри навбаҳор,
Мекунад аз ҳуққаҳои хеш гавҳарҳо нисор.

То шавад хушранг тарфи гулситону боғҳо,
Рӯи сабза пой мемонанд гулҳои қатор.
Бар табиат ҷони нав бахшид боди субҳдам,
Аз тилисми хандаи гул боз мехонад ҳазор.
Лек кай дорад хабар ин мурғаки шӯридадил,
К-ӯфтода бар рухи гулҳои тар гарду ғубор!
Хуни ноҳақ аз ҷабини ҳар гуле дорад зуҳур,
Гӯиям яъсест дар ҷунбиш ба чашми рӯзгор.
Поймоли мавҷи ҳасратҳост ҷонам он қадар,
К-аз ҷилои ранги асрори замонам беқарор.
Дар дили хоки Ватан хунинкафанҳои далер
Хуфтаву дар роҳи онҳо модаронанд интизор.
Зери чодар наварӯсони ҳалила навҳагар,
Хоҳарон дар сӯги додар зор мегирянд, зор.
Деҳқон дар ғурбат имрӯз аст аз бими аҷал,
Шӯълаи беҳосилӣ афтода андар киштзор.
Лолаҳое, к-аз мазори он шаҳидон рустаанд,
Дар гумонам ёфтанд аз хуни онҳо рангу бор.
Бӯи меҳан орзӯ карданд аз атри кафан,
Бурда бо худ зери хок ин орзӯҳо ёдгор.
** ** **
Эй, нисори мақдами ту, ҷони ноороми ман,
Шаҳдбор аз лаъли ҷонбахши ту бодо коми ман!
Нест маълумам, ки бо айби ту бошад, ё, рақиб,
Шӯҳратафкан шуд зи бадномӣ ба ҳар ҷо номи ман,
Пешаат гардид тарзи шеваи нозу адо,
Раҳмате бар ҳоли зорам, ёри гуландоми ман!
Ғарқа дар баҳри хаёли нозанинон гаштаам,
Кас намеёбам, ки то пурсад аз истеъломи ман.
Домани соҳибдилон дар маснади эъзоз гир,
В-арна андар дафтари дунон бимонад номи ман!

Сӯҳбати аҳли карам бишнав зи рӯи эҳтиёҷ,
Гар пазирӣ ин сухан дар сурати эъломи ман.
Эй, ки таънам мезанӣ дар хомии шеъру сухан,
Пухтагии дил, бибин, дар байтҳои хоми ман!
** ** **
Дӯстон, як нафасе бар суханам гӯш кунед,
Ғаму андӯҳ дар ин базм фаромӯш кунед.
Базме ин гуна кудурат бизудояд аз дил,
Назаре ҷониби як сарви қабопӯш кунед.
Баски домод бувад масти майи ҷоми висол,
Ҷумла бархоста ӯро ҳама оғӯш кунед.
Сухан аз ишқ бигӯеду сафои майи ноб,
Ёд аз сидқи дили поки Сиёвуш кунед.
Соқии зӯҳраҷабин дӯш ба сад қаҳқаҳа гуфт:
- Бехудӣ имшабу фардо чу шаби дӯш кунед.
Тӯтиё бод ғубори қадами аҳли тараб,
Ханда бар завқи дили мардуми хомӯш кунед.
Рӯи миз аст пур аз нуқлу маю шаҳду кабоб,
Қадаҳе бар шарафи ин ду ҷавон нӯш кунед!
** ** **
Ҷониби дашти бекарон боз баҳор омада,
Аз сари шохи арғувон савти ҳазор омада.
Мутрибаи ғазалсаро, нашъа баровар аз садо,
Нахли сурури шавқро авҷу барор омада.
Гиряи абри осмон – хандаи боғу бӯстон,
Бар сари кишт деҳқон аз пайи кор омада.
Лола шукуфта дар чаман, сабза дамида дар даман,
Боз сипоҳи ёсуман нафҳанисор омада.
Ову ба базми гул нишин, ҷилваи маҳвашон бубин,
Уқда кушода аз ҷабин ошиқи зор омада.
Баҳри шукӯҳи ин Ватан, саъй намуда марду зан,

Рӯҳ дамида дар бадан, турфа баҳор омада.
Қодирии хуҷастаро, дил ба баҳор бастаро,
Қадри гуҳар шикастаро, сидқ шиор омада.
** ** **
Хотири бишкуфта аз боғи Ватан бошад маро,
Ҳар сухан аз шӯҳраташ ғулғулфикан бошад маро.
Мутрибо, чанге бизан, к-илҳоми мо ояд ба ҷӯш,
З-он, ки аз базми тараб ҷӯши сухан бошад маро.
Месароям васфи даври хешро аз ҷону дил,
Шеърҳои нағзи зеби анҷуман бошад маро.
Офтоби умри шоирро намеояд завол,
Обрӯ аз файзи табъи хештан бошад маро.
Тору пуди шавкати мо аз талоши зиндагист,
Аз қумоши шаъни даврон пираҳан бошад маро.
Умри худро сарф хоҳам кард дар роҳи вафо,
Андар ин раҳ, Қодирӣ, ҳукми Ватан бошад маро.
** ** **
Дили шӯридаи мо ҳеҷ ба сомон нарасид,
То накӯшид ба васли рухи ҷонон нарасид.
Дӯш дар ҳалқаи асҳоби муҳаббат будам,
То саҳаргаҳ сухани ишқ ба поён нарасид.
Мард он аст намак хӯрда хиёнат накунад,
Ҳайф аз он мард, ки бар қадри намакдон нарасид.
Кӯшишу ҷаҳду ҷадал чорагари бахти ту аст,
Каси беор ба ин рӯзи дурахшон нарасид.
Соқиё, нашъаи май мӯҷиби айш аст, биёр,
Аҳли дил гарчи зи май ҳеҷ ба дармон нарасид!
Даст кӯтоҳ кун аз сӯҳбати кӯтаҳназарон,
Баски ин тоифа бар пояи инсон нарасид!
Ҳикмати нуктаи борик зи Мумтоз мапурс,
Охир, ин гавҳари маънӣ ба каф осон нарасид.
** ** **

Чин ба абрӯ зада, эй моҳлиқо мегузарӣ,
Чун насими саҳарӣ аз бари мо мегузарӣ.
Дили бечора ба доми сари зулфи ту фитод,
Гарчи ҳар бор ту ӯро зада по мегузарӣ.
Зулму бедоди туро халқи ҷаҳон медонанд,
Шоҳиву бехабар аз ҳоли гадо мегузарӣ.
Гиряи чашми маро абри баҳорон накунад,
Зада бар аҳли вафо тири ҷафо мегузарӣ.
Маҳви ҳусну хату холу қаду болои туем,
Чашм дар роҳи ту дорем, куҷо мегузарӣ?
Ба санои дами теғи ту забон бикшоям,
Агарат қасди сари мост, чаро мегузарӣ?
Сурмаворӣ зи ғубори қадами ӯ ба ман ор,
Агар аз кӯи вай, эй боди сабо мегузарӣ!
Ҳамчу Мумтоз вафодори фидокори ту ку,
Ки чунин бодсифат аз бари мо мегузарӣ?

** ** **

Дар кӯи ишқ даъвии маъво накардаӣ?
Ҷоно, магар ту об ба коло накардаӣ?
Асбоби айш баҳри кӣ омода сохтӣ?
Оё ту бо рақиб мадоро накардаӣ?
Аз ваъдаи висоли ту дил об хӯрда буд,
Бар дарди мо, валек мудово накардаӣ.
Мебинамат, ки меҳнати ҳиҷрон надидаӣ,
Чашме ба сӯи ошиқи шайдо накардаӣ.
Не бахти он, ки сахт дар оғӯш гирамат,
Пайғоми васл баҳри дили мо накардаӣ.
Доманкашон ба турбати ин кушта гоҳ-гоҳ,
Эй бевафо, нисор гулеро накардаӣ.
Таҳдиди марг ҷилва намояд ба ҷон, аз он-к
Як бӯса бар муроди дил эҳдо накардаӣ.

** ** **

Ҳукм аст бар озодии ҳарфу сухан имрӯз,
В-он тоза паёмест ба халқи Ватан имрӯз.
Эй мардуми ғафлатзада, покии забон чист?
Подории миллат, шарафи марду зан имрӯз!
Оини ниёгон агарат монда каме нанг,
Бинмой парастиш ба дилу ҷону тан имрӯз!
Олудагии нақди забон, марги забон аст,
Мебош ба ҳифзаш чу яке ҳарбазан имрӯз!
Чун шохи гули тозабаҳорест ба боғат,
Бархезу ба як бор аз ӯ хор кан имрӯз!
То чанд кашӣ бори тамаллуқ ба зиёнат?
То чанд будан пеши ҳама мумтаҳан имрӯз?!
Магзор, ки дар байти ту бо чарбзабонӣ,
Он луқма, ки дорӣ, бикашанд аз даҳан имрӯз.
Чун барқи дурахшанда дар ин коргаҳи азм,
Бар хирмани аҳли ситам оташ бизан имрӯз!
Аз баҳри ҳуқуқи ҳамаи халқ ба по хез,
Чун шер дар ин ҷабҳа бишав наъразан имрӯз!
Деви ситаму ришваву худбиниву таҳдид,
Дар маҳкама андоз ба амри Ватан имрӯз!
Эй соҳиби ақлу хирад, эй мояи уммед,
Мағлуб машав аз хатари ҷону тан имрӯз!

** ** **

Гашт он маҳ боиси шабзиндадориҳои дил,
Шӯри тӯфон сар кашад аз чашми хунполои дил.
Ёқути лаъли лабаш монад ба таҳрики фусун,
Доғи ҳасрат бар замири лолаи саҳрои дил.
Ошиқе мегуфт бар маъшуқ дар ғамномае:
- “Мезанӣ хори ҷафо то чанд андар пои дил?”
Аз ғурури дилбарӣ мастез бар аҳли вафо,
Кайфаре дорад, бут, фарҷом оҳу вои дил.
Гар ғиреви ҷон бувад, Мумтоз аз савдои ишқ,

Дар миёни оташи сӯзанда бошад ҷои дил.
** ** **

Боз омадӣ, ки қасди дили мубтало кунӣ?
Лабхандҳо ба ҳоли вай, эй бевафо кунӣ?
Дар боғи орзӯ гули азмат шукуфтааст,
К-ин мурғи бенавои дил аз мо ҷудо кунӣ?
Талх аст бе ҷамоли ту авқоти мову дил,
Кай нақди васли хеш муяссар ба мо кунӣ?
Гӯ, ғайзу печутоби ду абрӯ барои чист?
Ё шӯри ишқ дар ҳарами ҷон ба по кунӣ?
Дар сояҳои норвани он қади расо,
Сар мондаам, ки дарди диламро даво кунӣ.
Не бахти он, ки боз ба сарвақти мо расӣ,
Дар гӯшаи фироқ дил аз ғам раҳо кунӣ.
Бар ранги заъфарони ман афканда як назар.
Бо оҳи синасӯз басе лобаҳо кунӣ…
Мумтози туст дардкаши шоми бекасӣ,
Хуш он даме, ки ҳалқа ба дар ошно кунӣ.

** ** **

Дӯш дар печу хами зулфи ту афтод дилам,
Маҳв шуд, маҳв дар ин кунҷи ғамобод дилам.
Ҳадафи новаки нози ту чу шуд синаи ман,
Кард аз дасти ҷафоҳои ту фарёд дилам.
Синаи танги маро омада бишкофу бубин,
Олами сабр бидода ҳама барбод дилам.
Пари парвонаам, эй шамъи ҷаҳонсӯз, масӯз,
Ки шавад то ба абад маърази бедод дилам!
Шӯҳраи шаҳраму аз ишқи ту девонаву маст,
Нест аз қайди ғамат раставу озод дилам.
Эй маҳи чордаҳ аз ҳуснӣ агар рашки бутон,
Зи раҳи сулҳу сафо о, бинамо шод дилам.
** ** **

Аз шароби бӯсаҳои ошиқӣ мастем мо,
Пои дил дар ҳалқаи зулфи бутон бастем мо.
Софии ботин бувад аз иктифои мо падид,
Шишаи улфат ба аҳли кибр бишкастем мо.
Кардаем андар раҳи сидқу вафо ҷаҳду талош,
Аз касони бадгуҳар пайванд бигсастем мо.
Хешро дар сояи боли таҳаммул дидаем,
Солҳо дар раҳгузори ёр биншастем мо.
Паркаши гарди таманноем дар кӯи мурод,
Хокбӯси нақши пои он санам ҳастем мо.
Гар ба коми дил нашуд, Мумтоз, шаҳди васли ёр,
Шармсори худ аз ин кӯтоҳии дастем мо.
** ** **
Боди муаттар вазид,
Ғунча гиребон дарид.
Дар талу кӯҳу даман,
Шуд алами гул падид.
Мурғи саҳар дар наво
Аз ҳаваси шанбалид.
Бонги фараҳ шуд баланд,
Рӯзи тараб – рӯзи ид.
Барзгар аз байни кишт,
Дод ба ҳар сӯ навид:
- Боз арӯси баҳор
Сӯи чаманҳо чамид!
** ** **
Сафои олами маънист ганҷи ашъорам,
Дамида партави умед, субҳаш ангорам.
Агарчи Бедили мумтоз нестам дар шеър,
Вале шарораи ишқ аст мояи корам.
Садои ҷунбиши ҳасрат зи умқи ҷон, бишнав,
Ки аз ҷафои ҳасудон басе дилафгорам.

Зи мавҷхезии абри сиёҳ, чун хуршед
Ҳаме зи сӯҳбати аҳли риё ҳазар дорам.
Надода мурғи саодат паёми дилгармӣ,
Ба бихрадон, ки замонро палид бишморам!
Куҷо хабар зи гадо дошт мунъими даврон?,
Ҳаволаташ ба дами Растахез медорам!
Ба халқи ранҷбар, азбаски додрас набвад,
Мани шикастадил аз ғусса ашк меборам.
Нигоҳи гунги ту, Мумтоз, шакваҳо дорад,
Ба пайки субҳи мусаффо кушой асрорам.
** ** **
Рози дар дил нуҳуфтаро монам,
Сатри шеъри нагуфтаро монам.
Дар баҳорон ба гулшани ҳастӣ,
“Ғунчаи ношукуфтаро монам”.
Сина оинаи назарҳо шуд,
Сирри ганҷи шунуфтаро монам.
Баҳри маънӣ, ки коргоҳи ман аст,
Шаддаи дурри суфтаро монам.
Дар раҳи бодҳои Наврӯзӣ.
Наргиси нимхуфтаро монам.
Гар набошам зи васл бархӯрдор,
Бар дари ёр хуфтаро монам.
Хоксорӣ мақомбахши ман аст,
Рози дар дил нуҳуфтаро монам.
** ** **
Эй, ки бо нозу адо менигарӣ,
Ба Худо, ҷониби мо менигарӣ.
Нақди ҷон сарфи қадамҳои ту бод!
Бе ибо ой, чаро менигарӣ?
Зистан бе ту муҳол аст маро,
Кай ба ин бе сару по менигарӣ?

Бо рақибон, маҳи ман, унс магир,
З-он, ки бар аҳли вафо менигарӣ.
Умр тай гашту надидам асарат,
Аз паси парда чаро менигарӣ?
Ғофил аз ҳоли ману дил шудаӣ,
Ки чунин саҳл ба мо менигарӣ?
Аз ту дорам ҳаваси меҳру вафо,
Чанд бо ҷабру ҷафо менигарӣ?
Аз ту бӯсе талабам тӯшаи роҳ,
То ба кай бар таҳи по менигарӣ?
** ** **
Бахтам ба лавҳи умр сияҳ нақш бастааст,
Паҳлӯи яъс болу пари дил шикастааст.
Хуш бод вақти он , ки зи гирдоби зиндагӣ,
Ғаввоссон зи вартаи қулзум-ш растааст!
В-оне, ки гаштааст лагадкӯби чархи дун,
Бо оҳи синасӯз дили арш хастааст.
Марде, ки поси оҳи дили хаста парварад,
Оинадори ҷилваи бахти хуҷастааст.
Андар шумори мурда биангор ошиқе,
Занҷири зулфи ёр ба пояш набастааст.
Ҷоно, биё, ки нақдаи сабрам тамом шуд,
Ҳаргиз магӯ, ки шишаи паймон шикастааст.
Мумтози туст шонакаши иштиёқи васл,
Он дам маё, ки риштаи умраш гусастааст.
** ** **
Ҳар дам, эй ёр туро ёд кунам,
Хоки кӯи ту ба сар бод кунам.
Маҳи ман аз ғами маҳҷурии ту,
Сар ба саҳро зада фарёд кунам.
Рафтӣ аз дида чу абри гузарон,
Пас аз ин қасри ғам обод кунам.

На маҷоле, ки ба ҷое бирасам,
Мурғи дил аз қафас озод кунам.
То кай, эй моҳваши  аҳдшикан,
Хотир аз ҳиҷри ту ношод кунам?
Вазъи моро ба ғалат менигарӣ,
Шикваҳо аз ту паризод кунам.
Чун нагирям, ки нагуфтӣ боре,
Ошиқи шефтаро ёд кунам?

** ** **

То абри ду дида рӯи гардун нагирифт,
Девона дили мо раҳи ҳомун нагирифт.
Ҷоне зи тане магар нашуд ҳеҷ бурун,
То чашми рақиби ҷони ӯ хун нагирифт.
Аз ганҷи ҷаҳон вафо надидаст касе,
Он гуна, ки суди беш Қорун нагирифт.
Мурдам зи фироқу он маҳи фарзона,
Дасти мани дилхаставу маҳзун нагирифт.
Носеҳ, манамо, ту манъам аз кӯи мурод,
Чун панди падар ба гӯш Маҷнун нагирифт!
Мумтоз дар ин даҳр наёсуд даме,
То бӯса аз он лабони майгун нагирифт.

** ** **

Дили девона то кай аз ту домангир мегардад,
Зи ақли норасо кулфаткаши тақдир мегардад?
Сипанди маҷмари ишқам, ки аз бедоди ҳиҷронат,
Ҳадиси ман ҳар он кас бишнавад, дилгир мегардад.
Ҷунунам мекашад пайваста сӯи гӯшаи узлат,
Ба поям ҳалқаҳои зулфи ту занҷир мегарад.
Чӣ нисбат меҳру маҳро бо рухи оламфурӯзи ту?
Мудомам дар назар симои ту тасвир мегардад.
Ғурури каҷравиро бесуботӣ интиҳо бошад,

Дар ин раҳ ҳар кӣ рафт охир, нишони тир мегардад.
Зи шӯхиҳои маънӣ сайри дилҳо то равӣ, Мумтоз,
Маро дар сина тифли орзӯҳо пир мегардад.
** ** **
Дар қуръаи мамот фитодаст номи дил,
К-андар муҳити бахт расидаст шоми дил.
Аҳли тамаллуқ аст ба гирдоби фитна банд,
Ранҷу маҳан фузуда ба рағми мароми дил.
Эй, он ки дар бисоти дилам шӯъла мезанӣ,
Ғофил машав зи хашми дилу интиқоми дил!
Бар гӯри орзӯ чӣ нишонӣ ниҳоли шавқ,
Сипанҷрӯза даҳр нагашта ба коми дил?!
Дар дашти интизор барафрохтам алам,
К-он оҳӯи рамида шавад боз роми дил.
Дунёи дун агарчи басе сифлапарвар аст,
Сабт аст дар баёзи накӯӣ паёми дил.
Бо шурби шеър, баски мухаммар маро гил аст,
Дар партави умед сафобор ҷоми дил.
Маҳви тахаюланд, Мумтоз, аҳли табъ,
То субҳи орзӯ бидамад аз мақоми дил.
** ** **
Ошиқи хандаи гулҳои туам, ноз макун,
Маҳви ҳусну қаду болои туам, ноз макун.
Дил шуда бастаи тори сари зулфат, чӣ аҷаб?
Волаи зулфи сумансои туам, ноз макун.
Охир, эй олиҳаи меҳру вафо рӯй матоб,
Ки хароби ғами савдои туам, ноз макун.
Ваъдаҳо дода ба фардову бирафтӣ, ба Худо,
Хушдил аз ваъдаи фардои туам, ноз макун.
Дили моро набувад хислати паймоншиканӣ,
Ғарқи дарёи таманнои туам, ноз макун.

Гуфтӣ: “Айёми шабобу шаби маҳтоб хуш аст”,
Роғиби маслиҳату рои туам, ноз макун.
Эй, биё, равнақи бозори ҳама дилшудагон,
Нақди ҷон шуд ба қадамҳои туам, ноз макун.
** ** **
Сухандон шомили файзи баён аст,
Калиди рози инсонӣ забон аст.
Макун ихлос бар марди суханчин,
Ки ӯ хасми балоангези ҷон аст.
Ба олам бош доим поктинат,
Ки ин ҳусни амал аз бихрадон аст.
Бувад омоли мардон некхоҳӣ,
Хусумат азму ҷазми ҷоҳилон аст.
Вафодориву расми ошноӣ,
Нишон аз ваҳдати аҳли замон аст.
Бирав, ҷонро фидои ин Ватан кун,
К-аз ӯ дар ҷисми мо зӯру тавон аст!
** ** **
Он бути паймоншикан бар санг зад паймонаро,
К-оташафрӯз аст оҳ имшаб дили девонаро.
Шеваи саброзмои ёр бурд аз дил шикеб,
Ишқ донад сӯзиши болу пари парвонаро.
Кашфи сад маънӣ аз ин изҳори ҳасрат кардаем,
Боли ҳоҷат мекашад гарди ғами ин хонаро.
Панҷаи шерафкани ишқ он қадар афшурд дил,
К-аз ғиреви сина кард он ошно бегонаро.
Ишқбозиҳои дил, ё раб, ҳазинам кардааст,
Пайки бахте нест, то бинад рухи ҷононаро.
Дар ҷунуни ашки мо тӯфони ғам бинҳуфтааст,
К-авҷи мавҷаш рахна кард ин кулбаи вайронаро.
Орзӯи мову ту, эй дил дар ин ғамхона чист?
Оташе бояд задан бунёди ин ғамхонаро!

** ** **

Зудояд занги дилро лутфи гуфтори дарӣ, эй дӯст,
Ба шеъри шоиронаш халқи олам муштарӣ, эй дӯст.
Ба лутфу меҳрубонӣ сайди дилҳо метавон кардан,
Ҳазар з-андешаву райъи мусибатоварӣ, эй дӯст!
Занад паҳлӯ ба тоқи арш ҳар дам оҳи аҳли сидқ,
Агар рӯзе шикаст афтад ба аҳди додарӣ, эй дӯст.
Чу пири ишқ ҳастам аз нишоти васл бархӯрдор,
Ба пои гул кашида ҷоми май бо он парӣ, эй дӯст.
Ба базми рӯзгорон ҷуз ба рӯят дида накшоям,
Набошад бар сари мо ёди рӯи дигаре, эй дӯст.
Талоши аҳли дониш баҳри молу ганҷи дунё нест,
Дилеро гар ба даст орӣ, бувад одамгарӣ, эй дӯст.
Чароғи дида афрӯзам ба роҳи он ки чун Мумтоз,
Агар мораст ёру мушфиқу ёдоваре, эй дӯст.

** ** **

Дар мавсими гул омад, пайғоми висоли ёр,
Чун бод ҳамечархам, раҳ бурда сӯи гулзор.
Саҳни чаман атрафшон чун зулфи парешон аст,
Аз шавқ ҳаменолад то субҳ ҳазори зор.
Ушшоқ ба пои гул ҷамъанду ғазалхонанд,
Соқӣ зи сафои дил кардаст қадаҳ саршор.
Дил рақсаду ҷон болад дар тарфи гулистонҳо,
Аз нузҳати барги гул в-аз файзи баҳори кор.
Бас шоираҳо дидам, аз ҳайси сарӣ, алҳақ
Дар шеъру сухан набвад чун Робиа хушгуфтор.
Мумтоз, лаби нӯшин, ҷовид диҳад мастӣ,
Бо шоҳиди гул хуфтам, к-имрӯз ба ёди ёр.

** ** **

Гаҳ хониям ба нозу гаҳ аз дар бадар кунӣ,

То чанд зулм бо мани хунинҷигар кунӣ?
Мемирам аз алам агар, эй офтоби ман,
Вақфи ҷамоли хеш ба ҳар кӯю дар кунӣ.
Афтодаам чу мушти ғубор андар ин сарой,
Шояд зи роҳи лутф ту бар ман гузар кунӣ.
Мурдам ба паси он, ки ту санги мазори ман,
Андар канор гириву бо гиря тар кунӣ.
Бори ғамат кашидаам умре ба дӯши дил,
Оё бувад, ки роҳи маро мухтасар кунӣ?
Дар субҳу шоми бахт ба ёдат намерасам,
К-аз ашки чашми хома рухи сафҳа тар кунӣ.
Бо мо насохт ёр, ки аз хеш растаем,
Фурсат расид, к-эй дили ман, нола сар кунӣ!

** ** **

Буто, масти фиғон имшаб дили зор аст, медонӣ?
Ҷунунпарвар аз он чашмони хуммор аст, медонӣ?
Такопӯи нафас дар сина оҳанги адам дорад,
Фиреби марг додан сахт душвор аст, медонӣ?
Вафо оинадори ибрати мардон бувад, алҳақ
Ҷафо маркуз бар аҳли ситамгор аст, медонӣ?
Ба мафҳуми хусумат шӯру ошӯбе ниҳон бошад,
Мусибат дар камини разму пайкор аст, медонӣ?
Сари шаб то саҳар дар ҷилвагоҳи марг будам дӯш,
Ба ранҷ андар ҳаме ин ҷони афгор аст, медонӣ?
Агар андар ҳавои нафси худ ошиқ мусаллат нест,
Асарпардози ӯ сарви қади ёр аст, медонӣ?
Фиғон болост аз нои ду чашми ман ба урёнӣ,
Ки бо ту ҳамнишину маҳрам ағёр аст, медонӣ?
Биё бар кулбаи Мумтоз, к-аз бедоди танҳоӣ,
Ғубораш сояҷӯи яъсу идбор аст, медонӣ?

** ** **

Худоё, пойбанди доми ишқам, вой бар ман!
Ба меҳнат хӯ намуда, роми ишқам, вой бар ман!
Зи васли рӯи ҷонон бенасибам, оҳ, сад оҳ,
Ба яъс андар ҳаме дар шоми ишқам, вой бар ман!
Ғуборам паркаш аз бахти сиёҳест, оҳ, сад оҳ,
Ҳамин аст аз азал инъоми ишқам, вой бар ман!
Насибам заҳри ҷоми номуродист, оҳ, сад оҳ,
Рамузи аввалу анҷоми ишқам, вой бар ман!
Шудам борику зард аз дарди ҷонсӯз, оҳ, сад оҳ,
Ба сайри ғам зада пайғоми ишқам, вой бар ман!
Мани хоҳони хоби ҷовидонӣ, оҳ, сад оҳ,
Ба шӯр аз бонги беҳангоми ишқам, вой бар ман!
Ба маргам мубтало, Мумтоз, бе ӯ, оҳ, сад оҳ,
Кафанпӯш андар ин айёми ишқам, вой бар ман!
** ** **

Пирӣ расиду пайкари дардошнои ман,
Ҷуз ғам надид аз санами маҳлиқои ман.
Пирӣ расиду ишқи бутон аз дилам нарафт,
Аз гӯр низ бишнавӣ ин сон садои ман.
Эй, он ки хӯрдагиру ҳаме кинапарварӣ,
Ғофил машав зи зарбати тири дуои ман!
Формонбари муҳаббати он шӯхи саркашам,
Аспи мурод бӯса занад нақши пои ман.
Бар маснади таҷаллии сад орзу дил аст,
В-арна куҷост ишқи ваю иддаои ман?!
Хоҳам, ки ёр ҳалқа ба дар ошно кунад,
Барҳам занад навои хушаш шикваҳои ман.
Оё бувад, ки боз ҷавон гардаму дамад,
Гулнағмаи вафову сафое ба нои ман?
** ** **

Зистан дар ҳалқаи ёрон хуш аст,
Кору заҳмат ҳамраҳи ҷонон хуш аст.

Рахшад андар чашми ман субҳи умед,
З-он, ки фардои ман аз даврон хуш аст.
Танбалу беор будан хуб нест,
Гӯи сабқат бурдан аз мардон хуш аст.
Шӯҳрату шон ҳамрадифи нусратанд,
Фатҳи шӯҳрат аз раҳи паймон хуш аст.
Кишварам, сарчашмаи бахт асту сулҳ,
З-ӯ ҳама, пиру ҷавон, аз ҷон хуш аст.
Некхоҳӣ мӯҷиби осудагист,
В-ин салоҳи кори босомон хуш аст.
Мақсади мо дӯстии халқҳост,
Ваҳдати олам ба ҳар инсон хуш аст.
Ҳаст кайҳон низ дар фармони мо,
Қудрати ин давлати пуршон хуш аст.
Ин Ватан пушту паноҳи мо бувад,
Ҷон фидояш бод, к-ӯ аз ҷон хуш аст!
** ** **
Дӯш он маҳ чу ба тарфи чаман омад ба хиром,
Бурд аз шоҳиди гул сабру қарору ором.
Лолаи ғамзада аз ҷунбиши мижгони ҳасад,
Рехт лахти ҷигари хуншуда бар луҷҷаи ҷом.
Монд сарви лаби ҷӯ аз ғами ӯ пой ба гил,
Субҳ дар чашми арӯсони чаман гашт чу шом.
Гуфтам: “Эй ҷони ҷаҳон, бурқаъ барандоз зи рух”,
Гуфт: “Афтад ба шикаст обрӯи моҳи тамом”.
Гуфтамаш: “Ҳеҷ тахайюл накунам ғайри ту ман,
Ҳаст бар дидаам аз ҳасрати ту хоб ҳаром.
Ба тасаллои дилам ваъдаи васле надиҳӣ,
К-аз лаби лаъли ту пайваста ҳамехоҳам ком.
Умр тай гашта ба савдои ту, бепарвоӣ,
Менапурсӣ зи мани хаста чаро истеълом?”
Гуфтам: “ Андешаи Мумтоз намо аз сари лутф”,

Гуфт: “Бар об бигӯ хоб аз ин фикри хом!”
** ** **

То бурун аз баҳри маънӣ иқди гавҳар мекунам,
Хуни дилро дар сари ҳар байти камтар мекунам.
Табъи мавзун гарчи имрӯзам ба шӯҳрат ёр шуд,
Худнамоиро зи фитрат хок бар сар мекунам.
Шоирам, андар дами шамшер бошад хоби ман,
Шаб ба рӯз оварда кашфи шамсу ахтар мекунам.
Шӯриши дарёи ишқам, бо умеди васли ёр,
Киштии кӯшиш раҳо аз қайди бандар мекунам.
Обрӯ то сар кашад, Мумтоз, аз ҷайби сухан,
Машъале дар коргоҳи шеър мазҳар мекунам.
** ** **

Пайки аҷал найӣ, ки таманно кунам туро,
Эй камнамо, куҷоӣ, ки пайдо кунам туро?
Аз дурии висоли ту бас дилшикастаам,
Дархӯрди дида шав, ки ба дил ҷо кунам туро.
Тан хок шуд ба ҷалгаи меҳру вафо, аз он-к
То вақфи бӯсаҳо ба кафи по кунам туро.
Чун Қаъба аст Қиблаи ҳоҷат ба аҳли сидқ,
Рӯй оварам ба –дон, ки тақозо кунам туро.
Майлат агарчи бо мани озурдарӯҳ нест,
З-оинаи хаёл тамошо кунам туро.
Мурдан ба пои ёр агар хоси ошиқ аст,
Омодаам, ки ҷону сар эҳдо кунам туро.
Мумтоз, бурд фикри туро наварӯси шеър,
Оё зи авҷи шеър ҳувайдо кунам туро?
** ** **

Бихондам дӯш аз ашъори Маъдан,
Гирифтам рӯҳ аз гуфтори Маъдан.
Фурӯ рафтам ба дарёи маонӣ,
Нишоти хотир афзудам замоне.

Таммул дар баёнаш рангомез,
Навои мурғи табъаш шаҳдангез.
Сухан зиннатгузори номаи ӯст,
Гуҳарафшон сиришки хомаи ӯст.
Ҳақиқатмашраб асту тарзабон аст,
Зи пайкаш зарра хуршедошён аст.
Ба дил гуфтам: - Зиҳӣ, бахти хуҷаста,
Ки шеъраш қадри гавҳарро шикаста!"
** ** **
Эй чароғи маърифат, равшангари дилҳо туӣ,
Гӯи сабқат бурда аз аҳли улуми мо туӣ.
Бар сарири рутбаи фазлу камолотӣ муқим,
Тӯтии наттоқи даврон, булбули гӯё туӣ.
Бе ҷамоли ту бувад ҷамъияти дилҳо пареш,
Эй сафои маҳфили мо, орзӯи мо туӣ!
Пеши ту н-орад касе дар маърифат тоби сухан,
Хусрави баҳру бари илми ҷаҳоноро туӣ.
Рубъи маскун бас мусаххар аз каломат гаштааст,
Сархати адлу адолат дар шиори мо туӣ.
Фитратат пок асту фатри посухат беҳад латиф,
Мӯъҷиби садҳо ғиреви шодӣ аз дилҳо туӣ.
Бишкуфад ҳар дам нафас дар сина аз пайғоми нек,
Партави иқбол борад бар касе, инҷо туӣ!
"Ҳалқаи паргори гардун то куҷо хоҳӣ шумурд?"
Дар вуфури илму дониш, Лутфиё, якто туӣ!
** ** **
Дӯш он раҳзани ҳуш оинаи дил бишикаст,
Соғари бода ба каф омаду бо ғайр нишаст.
Дил аз ин зарбати якбора ба фарёд омад,
Гашт озурдаву пажмурда, рухаш оҷин баст.
Хоб дар дидаи ман то ба саҳар гашт ҳаром,

Гӯӣ аз бистари ман, шаб, ҳама шаб оташ ҷаст.
Оҳи сафбаста ҷаҳид аз қафаси синаи танг,
Рафт то авҷи фалак барқашу гардунро хаст…
Рехтам бар сари он кӯй ба ҳам тобу сукут,
Лаззат аз оҳу фиғон бурда чу девонаи маст.
Дигар он мӯҷиби марги дили оғӯшта ба хун,
Ҳалқа бар дар назаду тори хамӯшӣ нагусаст.
Мо гузаштему самар гашт ба дунё акнун,
Ки: “фалон бурд ба худ аҳду фалон аҳд шикаст!.”

** ** **

Кулбаи тоза бино ёфт, муборак бошад,
Чашмҳо нуру зиё ёфт, муборак бошад.
Тифли уммеди ман акнун дафи мастона занад,
З- омади дӯст сафо ёфт, муборак бошад.
Доштам дарди гароне зи ғами хона мапурс,
Дарди ман нек даво ёфт, муборак бошад.
Ҷумла гӯянд, ки ҳар шом сабоҳе дорад,
Шоми ман субҳи сафо ёфт, муборак бошад.
Дӯстон, аз майи гулгунаи ман нӯш кунед,
Ки маро хона бақо ёфт, муборак бошад.

** ** **

Дилро сутӯҳи фурқати ту хун намудааст,
Ашки рамида рӯй ба ҳомун намудааст.
Аз пардаи нигаҳ шунав оҳанги рози дил,
Ишқат ҳазор фитна чу гардун намудааст.
То ки ба рӯзи ҳашр ба дидори ҳам расанд,
Лайло ҳавои марг чу Маҷнун намудааст.
Дод аз ҷафои шаҳнаи ғам дар муҳити яъс,
К-озодагони ишқро маҳзун намудааст!
Ишқат ба ҷони хаста асар кардаончунон,
К-ӯро ҷунунш бе сару ворун намудааст…
Бар ганҷу мол он, ки ҳавогири шавқ гашт,

Гардун варо ҳалок чу Қорун намудааст.
Мумтоз, мунъим он, ки ба бозори шеъри ӯ,
Вақфи талош муштарӣ афзун намудааст.
** ** **
Ёри ман бо ҷону дил ичрои паймон мекунад,
Меҳнати шоиста баҳри мулки пуршон мекунад.
Меравад ӯ сӯи саҳро бо дили пурорзӯ,
Ғайрати мардона андар пахтазорон мекунад.
Ахтари бахташ фурӯзон дар самои зиндагист,
З-он, ки ӯ кор аз барои нафъи инсон мекунад.
Хирмани зар ҳосили дастони пурэъҷози ӯст,
Шодмонӣ чун ҳама аз файзи даврон мекунад.
Хаста гаштан шеваи ӯ нест андар ҷӯши кор,
Ҳиммате аз баҳри фардои дурахшон мекунад.
Аз ғубору гарди саҳро кам нагардад ҳусни ӯ,
Меҳнати аҳлона ҳусни ӯ дучандон мекунад.
Обрӯву шӯҳрату эъзозу ҳурмат ёри ӯст,
Бо талоши хеш ҳасилро фаровон мекунад.
Ҳоҷати мо, Қодирӣ, ҷуз васли он дилдор нест,
Раҳмате оё ба ҳоли дардмандон мекунад?
** ** **
Чун рухи ту моҳи пуранвор нест,
Чун қади ту сарв ба гулзор нест.
Санги сари кӯи ту болини мост,
Эй маҳ, агар васли туро бор нест.
Гӯш мадеҳ, бебасаре гуфт бас
Панди маро гавҳари шаҳвор нест.
Шукри замин созаму ҳоли васат,
Дастрас ар гунбади даввор нест.
Қадри ҳунар дону шав аз аҳли фазл,
З-он, ки ҳунарвар ҳама ҷо хор нест!
Хок ба каф гирӣ агар зар шавад,

Қодириро беҳ аз ин ашъор нест.

** ** **

Эй дил, фиғону навҳа аз он бевафо чаро?!
Бо меҳнатӣ ризову задан дасту по чаро?!
Марг аст дар талоши ману ишқ роҳгир,
Фарҷоми кор нест дар ин моҷаро чаро?!
Аз ҷони бар лабомада, гӯянд умед ҳаст,
Оре, умед ҳаст, чунин иддао чаро?!
Ҳамвора дар шикасти ман аст ин фалак магар?
Берун кашад зи қайди таҳаммул маро, чаро?!
Сангиндило, матоб руху пештар биё,
Аз баъди мо надомату хондан дуо чаро?!
Кардем такя з-аблаҳӣ умре ба дигарон,
Якрангаҳои гуфтугӯ аз ин хато чаро?!
Коҳидаам зи ишқ чу Мумтози номурод,
Ҷуз ранҷ нест ҳосили ман, эй Худо, чаро?!

** ** **

Гар саре дорӣ зи ишқ, ову ба ғам ҳамхона бош,
Дар муҳити офият дур аз худу бегона бош!
Соликони ишқро шавқи бутон бепарда кард,
Нестӣ солус агар, хоки раҳи ҷонона бош!
Бениёзонро чӣ бок аз ҳамнишинони фироқ?
Дар талоши васли хубон собиту мардона бош!
Нангарад ғаввоси дарёи маонӣ бар хазаф,
То физояд эътиборат, толиби дурдона бош!
Файзи авҷи шеърам аз хамёзаи андеша рехт,
Дар сухансанҷӣ ба рағми муддаӣ фарзона бош!
Соқиё, бе ёру май хуш нест айёми баҳор,
Духтари раз дар бару лаб бар лаби паймона бош!
Аз қиёси неку бад Мумтозро кардам суол,
Гуфт: “Бо мардум ба роҳи зиндагӣ аҳлона бош!”

** ** **

Эй, карда ба рағми дили мо ҷабру ҷафоро,
Аз ханҷари нозат, ба Худо, куштаӣ моро!
Хӯкардаи дарду ситами хеш маёзор,
Дар мактаб агар хондаӣ ин дарси вафоро.
Сад нофа дар он уқдаи зулфи ту ниҳон аст,
К-ин ғолиябахшист дами боди саборо.
Доғи ғами ту бар ҷигари реш ниҳад гул,
Дар боғ хиромон чу ниҳӣ он кафи поро.
Як шаҳр шуда масти тамошои ту, алҳақ
Мурдем аз ин рашк, бибин рӯи Худоро!
Ганҷест дар ин ҳусни гулӯсӯз, ки доим,
Бозор бувад бар сари он шоҳу гаҳаро?!
Эй моҳ, гарат монда каме даъвии инсоф,
Аз пои дилам ор бурун хори ҷафоро!
Дар хилвати шабҳо зи ғами фурқати рӯят,
Чун шамъ забонем, на хомӯш, нигоро.
Гулрез зи мижгон шуда, Мумтози ҷафокаш,
Боз ой ба сарвақт, ки ту куштаӣ моро!

** ** **

Дар хоку хун нишаста дил аз теғи хашми ёр,
Аз ҷон умед кандаву бар марг интизор.
Кораш зи орзӯву ҳавас то куҷо расид,
Ман донаму Худояму ин чашми ашкбор.
Даъвии васл кардани дил аз хирад набуд,
Шуд оқибат зи бебасарӣ бо бало дучор.
Эй боди субҳгоҳ зи кӯяш чу бигзарӣ,
Аз мақдамаш ба дидаи ман ор сурмавор!
Баргӯй, к-он шаҳиди раҳи ишқу сидқу меҳр,
Дар остони кӯи ту хуфтаст хору зор.
Ҷуз навгули вафо назанад сар зи хоки ӯ,
Мироб, то ки ҳаст варо абри навбаҳор.
Дар осмони ишқи ту рӯҳи мушавваше,

Чун мурғи паршикастае аз дард беқарор.
Бегона шуд зи сабру таҳаммул дар интизор,
Безор аз ҳаёту наёсуда дар мазор.

** ** **

Эй дил ба шуғли нола шав, к-он гулъузорам меравад,
Дардо, фурӯғи ахтари шабҳои торам меравад.
Дар базмгоҳи ошиқон айши мудоме доштам,
Меҳнаткарину хастаам имшаб, ки ёрам меравад.
Ишқаш ҳама афсун бувад, ҷабраш, вале афзун бувад,
К-ошӯби ранги оҷизӣ акнун ба корам меравад.
Эй тундбоди бемаҳал бар гулшани умрам мавaз,
К-он мурғи бахти безавол аз шохсорам меравад.
Бишнав навои пардаи ҷони маро дар шоми ҳаҷр,
То назри ҷамъият шавад бо ту, ғуборам меравад.
Шӯри қиёмат дам ба дам, Мумтоз, дорам аз ғамаш,
К-аз хилвати дунёи дил он шаҳсаворам меравад.

** ** **

Ҳар гаҳ он шӯхи париваш зи сафар меояд,
Сӯи мо дилшудагон, роҳгузар меояд.
Ба тамошои рухи ӯ, ба Худо, аз бару бум,
Халқи муштоқ ҳама боз бадар меояд.
Баҳри таскини ман имшаб, дили бечора бигуфт:
“Он кӣ сидқ аст варо, ёр ба бар меояд”.
Чун намирам зи ғаму рашк, ки боди саҳарӣ,
Баҳри побӯси вай аз кӯҳу камар меояд?!
Хуни дил мехӯрам, аз ғусса кашад, он кӣ оҳ,
Аз раҳи дидаи тар хуни ҷигар меояд.
Дӯш дидам, ки яке ризқталаб бар сари роҳ,
Арз карда ба ҳар он роҳгузар меояд:

- “ Қади хамгаштаам аз бори тамаллуқ набувад,
Балки аз бахти сиёҳест, ба сар меояд.
Сабақи давр наёмӯхт маро хомӯшӣ,
З-он, ки аз хомӯшӣ оҳанги хатар меояд.
Марди вораста зи зиндони тааллуқ, Мумтоз,
Афсари ҳифзи Ватан боз ба сар меояд.

** ** **

Ёрон, мудом дидани дилдорам орзӯст,
Аз ҳусни ӯ таровати гулзорам орзӯст.
Манмо дареғ захми синони нигоҳро,
Охир, ҳалоки ханҷари ҷаррорам орзӯст.
Дунёст ҷои ғайрату сарманзили мурод,
Ҳар лаҳза бахту толеи бедорам орзӯст.
Дар сар ҳавои симу зарам ҳеҷ гаҳ набуд,
Субҳи сафои давлати дидорам орзӯст.
Дар роҳи ишқ ҷону дилу сар диҳӣ равост,
Гарде зи хоки кӯчаи он ёрам орзӯст.
Халқи ҷаҳон ба ваҳдати подор толиб аст,
Пирӯзии замони бақодорам орзӯст.
Моро ба гӯши ҷон сухани дил мукаррар аст,
Аз қалби шаб кушоиши асрорам орзӯст.
Қурбони он, ки аз сари ихлос гуфтааст:
-“Аз лутфи табъи Қодирӣ ашъорам орзӯст”.

** ** **

Эй хонаи фасурдаи меросии падар,
Бахшо, ки дер-дер ҳамегирамат хабар.
Аз хотироти рафта маро ёд мерасад,
Филҷумла бар завоҳири ту афканам назар.
Не бар ту як анису на як ёри ғамгусор,
Мо мурғакони навпару навболу навсафар,
Рафтем аз канори ту бо сад ҳазор умед,
Ҷӯёи обу дон шуда аз шом то саҳар,

Тарки ту кардаем аз ин рӯй, боз бахш,
Эй хонаи фасурдаи меросии падар!
Оё ба ёди туст, ки аз фарти ҷӯъу қаҳт,
Гурги аҷал зи кина ҳамегашт дар ба дар?
Аз кӯчаку бузург якояк ҳамерабуд,
Хун мегирист аз ситамаш зодаи башар?
“Аз панҷаҳои маҳками воқеъгирои аср”,
Нақши адам бигашт маро модару падар?
Ҷамъияти пареш аз он рӯз даст дод,
Гаштем аз ту дур, аё, эй пиронасар?
Айдун ба қалби реш-реш андешагар манам,
К-аз будаат намонда ба ҷуз хокҳо асар
Донӣ чаро? Рамузи вай аз фаҳми ин фақир,
Пайдост, ин ки бар ту набуд озмуда роҳбар.
К-ин сон харобу сахт валангор гаштаӣ,
Эй хонаи фасурдаи меросии падар…
Гоҳе, ки ёд оварам айёми кӯдакӣ,
Тӯфони орзӯ кашадам сӯи ҳар камар.
Андар каронаҳои даман аз таку талош,
Чидам ба шавқ лола чу як боди раҳгузар.
Гаҳ бо рафиқи хеш дар оғӯши гарми ту,
Андеша вақф карда ба унвони шеъри тар,
Аз бахту аз талеа басе роз гуфтаем,
Во карда уқдаҳои дили хеш сар ба сар.
Гӯӣ ба ифтитоҳи сухан пеш рафтаем,
Имрӯзи мо зи ҳолати дирӯз хубтар…
Сабт аст бар ҷаридаи девораҳои ту,
Он байтҳо ҳанӯзам, аё хонаи падар.
В-он тангнои ту бар ман фарох буд, ҳон
Будӣ ба мурғи бахту саодат ҳаме мақар!
Ҳоло, ки анкабӯт туро тор метанад,
Хат маҳв гашт аз сафаҳот аз ҳуҷуми шар.

Худро халос аз ғаму ин дард кай кунам?
Гӯй сари мазор ситодам ба чашми тар.
Бо қалби чок-чок садо медиҳам, валек
Н-ояд ба пешвози ман акнун касе бадар.

** ** **

Он парӣ то бо гирифторон сари коре надошт,
Ранҷу ғам дар синаи мо нақши осоре надошт.
Бар гудози ишқбозон чашми ибрат дӯхтам,
Ошиқе ҳамранги ман дар сӯз подоре надошт.
Аз кудурат дураму хотирпарешон нестам,
К-аз азал оинаи дил ҳеҷ зангоре надошт.
Дар дили аҳли саховат орзӯи ганҷ нест,
Симу зар дар дидаи ӯ ҳеҷ миқдоре надошт.
Ганҷи ҳар инсон зи ранҷи ӯ муяссар мешавад,
Вой бар ҳоли касе, к-аз коҳилӣ оре надошт!
Аз диморам дуд боло мешавад, эй Қодирӣ,
Шоире аз зиндагӣ гар панду ашъоре надошт.

** ** **

Ҷуз сари кӯи ту моро нест маъвои дигар,
Дар бисоти дил ба ҷуз ин нақд савдои дигар.
Мурғи дил ғулғулфикан андар гулистони вафост,
З-он, ки ӯро ғайри ту набвад таманнои дигар!
Аҳли дил файзи масаррат аз таҳаммул ёфтанд,
Дар раҳи ишқат куҷо чун ман шикебои дигар?
Гар надорам пеши ту, эй моҳ, ёрои сухан,
Сӯзам аз тафти ниҳони ишқ дар ҷои дигар.
Дӯш моро он парӣ қатъи назар карду бирафт,
Вой, агар бар мо надорад ҳеҷ парвои дигар!
Дил накандам з-он касе чун дид нуқси мову боз
Ёфт андар сафҳаи ашъорам икфои дигар.
Аҳли маънӣ, Қодирӣ, завқ аз навосанҷӣ баранд,
Булбуле чун ту куҷо бошад хушовои дигар?!

** ** **

Шӯхи ошиқкуши ман боз ба танҳоӣ рафт,
Зи пояш оҳкашон ин дили шайдоӣ рафт.
Сина аз нохуни шавқи қади маҳшархезаш,
Рахнаҳо ёфт, зи дил бӯи шикебоӣ рафт.
Сӯхтам з-оташи яъсу ғами шабҳои фироқ,
Ашки парварда аз ин дидаи раҳпоӣ рафт.
Ҷаъди зулфаш ба ҳавои дилам афканд фусун,
Асари нолаи дил то ба дили ноӣ рафт.
Дӯш бар наъши писар гиря ҳамекард падар,
Ки зи боғи ҳавасам сарви тамошоӣ рафт.
Кӯҳи Алванд ба бори ғами ӯ н-ояд рост,
Аз мани бе сару по ламъаи биноӣ рафт.
Чун ҳифози шарафи миллату меҳан бархост,
Лек захмӣ шуда аз тири ду-се соӣ рафт.
Магар ин фоҷиа рӯҳу пару болам бишикаст?,
Лобал, он фикрати беҷой хато ҷое рафт.
Он, ки бар ҷомиа бинмуд ситам арзонӣ,
Қодирӣ, оқибат ӯ аз раҳи расвоӣ рафт.

** ** **

Эй дида пос дор, к-аз он маҳлиқои ман,
Пайки ҳузур нест ба мотамсарои ман.
Як боғи гул ба ёди рухаш дар дилам шукуфт,
Охир, куҷост он санами камнамои ман?!
Ошуфтаам зи бахти сияҳ дар муҳити ишқ,
Дасти ман асту домани ту, эй Худои ман!
Аз ҳамлаҳои ваҳшати маргам ғамин, ки ёр,
Фориғ нагашт аз ҳаваси ранҷҳои ман.
Моро шикояте зи қазову қадар набуд,
Дур аз висоли ёр буд он шикваҳои ман…
Дар лои озар аст магар меҳри одамӣ,
Табли ҷафо зананд ҳама дар вафои ман?

Озурда сохт яъси замон ҷони хастаро,
То гул кунад нафас ба дами нолаҳои ман.
Мумтоз, нест ҳеҷ касе бар сарои умр,
Ҷуз мурғи ғамгазидаи дил дар азои ман.

** ** **

Охир аз даст шудам дар ғамат, эй чашмсиёҳ,
Ҳаст бар ошиқии ман ҳамаи шаҳр гувоҳ.
Ишқ аз ҳусни накӯён ба дил омӯхт ҷунун,
Ки ба ҳар марҳала ҷустам зи ғами ишқ паноҳ.
Дӯш дар ҷилвагаҳи моҳвашон гуфт ба ноз:
Сар ҷудо созамаш аз тан, ба Худо, хоҳ- нахоҳ!..
Кашфи моҳияти ҳиҷрони туро чанд кунам,
Ки нашуд ҳеҷ гаҳе тӯли шабонаш кӯтоҳ?
Хор-хори ҳаваси васли ту дар дил боқист,
“Гарчи имрӯз ба ман мегузарӣ бо икроҳ”.
Пои дил дар раҳи савдои ту афсурдаву боз
Гашт аз ранҷи хаёли ту маро пушт дутоҳ.
Ашку оҳ аст, буто, нақши қазои Мумтоз,
Бе ҷиҳат зулм макун, бош даме дил - огоҳ.

** ** **

Ватанам нури басар, ҷони ман аст,
Ватанам шӯҳрати даврони ман аст.
Нест хуштар зи Ватан ҷои дигар,
Ватанам бахти дурахшони ман аст.
Ҳастии худ ба раҳаш сарф кунам,
Ба фидояш сару сомони ман аст.
Дар вафо, ҳамчу қасам, мустаҳкам
Ба Ватан ваъдаву паймони ман аст.
Чун наболам зи саодат, ки Ватан
Чашмаи нағмаву илҳони ман аст.
Гар адӯ қасд кунад, синаи ӯ
Ҳадафи дашнаву пайкони ман аст.

Нашъае обу ҳавояш бидиҳад,
Меҳри ӯ дар дили ҷӯшони ман аст.
Бо Ватан зиндаву поянда манам,
Ватанам қуввату дармони ман аст.

** ** **

Пайдо найӣ, ки дар дилу дар дида ҷо шавӣ,
Ошиқ найӣ, ки огаҳ аз аҳволи мо шавӣ.
Ҳарфе нагуфтаем, ки пайванд бугсалӣ,
Бо душманон бисозиву аз мо ҷудо шавӣ.
Дар роҳи интизор ду чашмам сафед шуд,
Аз ту набуд умед чунин камнамо шавӣ.
Зиндонии хаёли туро ҳукми қатл буд,
Пайғом аз адӯ, ки ба зудӣ раҳо шавӣ.
Ғофил машав зи оҳи ситамдидагони ишқ,
К-аз барқи он ту ҳам ба ғаме мубтало шавӣ!
Бори ғами фироқ шикебам намебарад,
Мемирам он замон, ки ба ман бевафо шавӣ.

** ** **

Дил бурдану н-озурдани ҷонона, кӣ дидаст?
В-он кас, ки биёсуд дар ин хона, кӣ дидаст?
Эй, он кӣ ту кошона ба бегона бидодӣ,
Дар даҳр ба тимсоли ту девона, кӣ дидаст?
В-эй он кӣ раҳи илму ҳунар пеша намудӣ,
Равшангари дилҳо чу ту фарзона, кӣ дидаст?
Ишқ аст гудозандаи ҷону дили ошиқ,
Шамъе, ки насӯзад пари парвона, кӣ дидаст?
Дар ишқи бутон, бешарафӣ шеваи мо нест,
Покизатар аз ишқ гуҳардона, кӣ дидаст?
Нанмуд асар нолаву оҳам ба дили ёр,
Дил бурдану н-озурдани ҷонона, кӣ дидаст?

** ** **

Дӯст дорам шеваи саброзмои ёрро,

Моя якранг аст оё толеи бедорро?
Сӯхтам аз бекасиву талхии яъсу умед,
Меҳнат аз ишқ аст агарчи ошиқони зорро.
Шарҳи ғам дар нола аз умри гиромӣ додаам,
Як раҳ аз таҳқиқ бингар шораи анҳорро.
Ҷавҳари бикри сухан аз табъи воло шуд насиб,
Мӯшикофи назм донад қимати ашъорро.
Дардманди ишқаму бемори чашми масти ёр,
“Орзӯи сиҳҳат аз дил кай равад беморро?!”
** ** **
Он маҳ, чӣ хоҳад аз мани дардошно ҳанӯз,
Накшода уқда аз дили ношоди мо ҳанӯз?
Мо муҷримему толиби борони раҳматем,
Дорем умеди дидани нашъунамо ҳанӯз.
Умре дилам фароғате аз лутфи ёр дошт,
Оре, набошадам ба ҷуз ин муддао ҳанӯз.
Рафт аз барам ба хандаву бо гиря гуфтамаш:
- “Боз о, ки ҳаст доғи ту дар сина ҷо ҳанӯз”.
Зангори заҳр хӯрдаам аз фурқату нагуфт:
“Ёдаш ба хайр, зинда ҳамин мубтало ҳанӯз?!”
Ин ашки орзӯ, ки маро меравад зи чашм,
Гӯӣ, ки кӯдакист дар оини мо ҳанӯз.
Қадрам накост, Қодирӣ, аз гирудори назм,
Аз умқи сина меҷаҳад ин сон садо ҳанӯз.
** ** **
Бар ошиқии хеш ман инкор надорам,
Бемораму тоби ғами дилдор надорам.
Парвонасифат сӯхтам аз шамъи рухи ёр,
Мемирам аз ин ғусса, ки ғамхор надорам.
Соқӣ, дигарам ҷониби майхона макаш ҳеч,
Дигар ҳаваси шишаву хуммор надорам.
Гуфтам: “ Санамо, раҳм ба танҳоии мо кун”,

Гуфто, ки: “ Бирав, майли ту, эй ёр надорам!”
Гуфтам, ки: “Чаро аз мани дилдода рамидӣ?”
Гуфто, ки: “Гулам, завқи рухи хор надорам”.
Гуфтам, ки: “ Диле шефтаи ҳусни ту бошад?”
Гуфто, ки: “Ба ин шубҳаи бисёр надорам”.
Гуфтам, ки: “Маро хонабарандоз макун”, гуфт:
“Кас бо ману ман ҳам ба касе кор надорам”

** ** **

То гашт аз он ҳусни расо ғорати дилҳо,
Дар пои талаб рафт фурӯ хори таманно.
Дар кашмакаши панҷаи тақдир фитода,
Кардем ба меъроҷи ҳавас ғайрати воло.
Аз софии ботин бағали меҳр кушодем,
Бар он кӣ  ба мо дод зи ҷон дасти мадоро.
Бар моли касе чашми тамаъ боз накардем,
Бинвохта аз ҳиммати худ марди гадоро.
Мумтоз, ман аз табъи сухансанҷу гуҳарбор,
“Умрест сароям ғазали сидқу вафоро”.

** ** **

Дар қайди ишқ навҳаи занҷири пои мост,
Лахти ҷигар зи фурқати ҷонон ғизои мост.
Ранги хазон гирифт гули эътиборҳо,
К-озурда гашта пои дил аз хори рои мост?
Дар илми сидқ бахти абад чорагар шавад,
Барқе, ки сӯхт пардаи ғам, иртизои мост.
Бе ёди дӯст базми тараб бенамак бувад,
Коҳида нашъаҳо зи майи шишаҳои мост.
Олам зи шамси дӯстии мо мунаввар аст,
Осудагии халқи ҷаҳон муддаои мост.
Пайдо зи мавҷи хандаи Мумтоз ҳикматест:
“Файзи сухан зи гулшани табъ иртиҷои мост”.

** ** **

Забони лоуболӣ лакнате дорад зи гуфтораш,
Тафи шавқи ҳавас афзояд аз лаъли шакарбораш.
Ривоҷи ҷавҳари поки сиришк аз ношикебоист,
В-агарна нола кай буд интиоши ошиқи зораш?
Ғами дил чун фурӯ биншонам, эй маҳ, бадсиголе гуфт:
- “Насими бомдодон panҷа зад бар зулфи чун мораш?”
Фиғони дил бувад аз ғафлати худ дар муҳити ишқ,
Ки ваҳшат медамад ҳар лаҳза аз оҳи шарарбораш.
Маро осудагӣ навбад зи тӯфони ҳаводис ҳеҷ,
Ба гӯш ояд садои лағзиши оҳанги пиндораш.
Набошад аҳли дил, Мумтоз андар орият лофӣ,
Ба завқи ваъдаи шаб дорам уммеде зи асҳораш.

** ** **

Дар боғи умр шохаи дарҳамшикастаем,
В-аз қайди ранҷу меҳнати айём растаем.
Мавҷи нигоҳ то нашавад авҷгири шавқ,
Дар чоҳи чашми хеш ба занҷир бастаем.
Эй чархи фитнаҷӯй, ба мо заҳри кин марез,
Мо худ ба марги хеш зи ғайрат хуҷастаем!
Ибрат ба лолаем, ба лаб нақши хандаҳо,
Дар пои сад мазор, ки дар хун нишастаем.
Аз теғи чашму ҳамлаи он зулфи шабмисол,
Дар сарзамини ишқ парешону хастаем.
Санҷидаем аҳли замон дар муҳити яъс,
К-имрӯз умеди марҳамат аз ӯ гусастаем.

** ** **

Ба ранҷам аз ғами бехобӣ имшаб,
Ҳамесӯзад танам дар оташи таб.
Ба ёди ғамзаи он чашми фаттон,

Сари шӯрида шуд испед, ё раб.
Аё носеҳ, макун аз ишқ манъам,
Ки исёнпарварам бе ёди он лаб.
Ба ҳар ҷое, ки меафтад гузорам,
Ҳадиси он хату хол асту ғабғаб.
Ба таскини дилам пире ҳамегуфт:
- "Нишон бар лавҳи хотир нақши ин гап:
Гузашт аз баҳри ҷону тан ҳар он кас,
Равон шуд аз вафо дар роҳи матлаб.
Маю маъшуқаву тарфи чаманҳо,
Ҳавою шуғли ушшоқ аст ағлаб.
Биё, Мумтоз аз ин дурри шабафрӯз,
Чароғи машъал афрӯзем имшаб".
** ** **
Ин чӣ ҷамоатест, к-алорағми халқ ӯст,
Сар то ба по мусаллами дар лағзи обрӯст?
Дар ҷилвагоҳи даҳшати пардози айбҳост,
Чанде шаҳиду куштаи тири туфанги ӯст.
Чанде дигар ба маҳбаси зулму уқубат аст,
Ҷонҳо заифу аз ғазаб бо хасм рӯ ба рӯст.
"Хасме, ки тири кофараш андар ғазо накушт",
Ёрон шуданд кушта ҳама аз камони "дӯст".
Ҳай-ҳай, фузун адолат ин аз фарти шафқат аст,
Чавгони давр аз пайи сарҳои ҳамчу гӯст!
Кӣ дид бар ҷаридаи таърих сабти он-к
Тоҷикро иродати куштор табъу хӯст?!
Пири хамидақомате бигриста зор гуфт;
К-аз оби дида кам нашавад сӯзи ёди дӯст.
Доғи сиёҳ монда ба домони аҳли зишт,
Он қатраҳои хун, ки ба ҳам омада чу ҷӯст.
З-ин моҷаро қазовате фардо фаро расад,
Мардум ба иттифоқ зи қотил кананд пӯст!

** ** **

Боз аз ғусса фиғон хоҳам кард,
Шиква аз сӯзиши ҷон хоҳам кард.
Бе ту, эй моҳваши симинсоқ,
Ашк аз дида равон хоҳам кард.
Монда ин нимнафас, ёдам кун,
Рози дил бо ту баён хоҳам кард.
Ҳалқабаргӯши ғами ҳаҷр манам,
Чанд дида нигарон хоҳам кард?
Сангдил гаштаӣ, афсӯс, афсӯс,
Нола чун нойи шубон хоҳам кард.
Шамъсон сӯхт дил аз оташи ишқ,
Ғами ҷон бе ту гарон хоҳам кард.
Мастам аз ғамзаи чашмат, ҷоно,
Кунҷи майхона макон хоҳам кард.
Зи сари лутф суроғам, оӣ,
Ба нисорат дилу ҷон хоҳам кард.
Баъд аз ин, эй қамари хиргоҳӣ,
Ба вафо кӯш, фиғон хоҳам кард.

** ** **

Ҳотамӣ аз ҳотамон омӯхтам,
Илмро аз бихрадон омӯхтам.
Қадрдониву вафову сидқро,
Аз русуми тоҷикон омӯхтам.
Ранҷу заҳматро ба ҳангоми дарав,
Аз талоши деҳқон омӯхтам.
Пойбарҷо будану мардонагӣ,
Аз касони қаҳрамон омӯхтам.
Мӯшикофиро дар одоби сухан,
Аз гудози шоирон омӯхтам.
Қимати фарзандро гоҳи гусел,
Аз сиришки модарон омӯхтам.

Дӯст дорам зиндагиро з-он, ки ман
Эътидолаш аз замон омӯхтам.
Партави иқбол борад бар сарам,
Шева аз шеъри равон омӯхтам.
Доштан дар зиндагӣ дилро фарох,
З-осмони бекарон омӯхтам.
Умр биштобад чу оби ҷӯйбор,
“К-ин ишорат аз ҷаҳон” омӯхтам.
Будан андар хизмати халқу Ватан,
Амри дил бар гӯши ҷон омӯхтам.
Рӯзгоре, дӯстон, чун Қодирӣ
Ҷӯш аз баҳри дамон омӯхтам.

** ** **

Ошиқонро заҷр аз бедодии ҷонон бувад,
В-он гудозишҳои тан аз оташи ҳиҷрон бувад.
Дӯш дида ҳусну нозу ғамзааш гуфтам ба дил:
- “К-ин ҳама сеҳрофариниҳо балои ҷон бувад”.
Маърази бикри сухан дар пардаи асрор чист?
Шоиронро махзани ин ганҷ бепоён бувад.
Бахтро нозам, ки дорам хомаи гавҳарнисор,
Ҷилваҳои рояти шеъри ман аз даврон бувад!
Муждаи субҳи висолам мерасад аз кӯи дӯст,
Бедилонро давлати дидор аз паймон бувад.
Меравам сӯи гулистонҳо ба базми булбулон,
Аз насими гул ҳаво имрӯз атрафшон бувад.
Ҳосиди назми маро, Мумтоз, набвад ошкор,
К-андар ин дарёи маънӣ гавҳаре пинҳон бувад.

** ** **

Омад баҳори тозарӯ дар боғу кӯҳсор,
Дар бар кашид ҳуллаи нав дашти лолазор.
Ҳар сӯ дамида наргису наънову ёсуман,
В-аз оби ҷӯй гашта басе сарв комгор.

Шаб то ба рӯз навҳакашон абри дурфишон,
Бинмуда файз бар амали киштаҳо нисор.
Дар марғзор роҳӣ ҳаме оби софи ҷӯй,
Чун ашки ошиқон ба гаҳи ҳиҷри рӯи ёр.
Аз боди субҳ ҷилванамо саҳни гулшан аст,
Дар шохи арғувон ба наво андалеби зор.
Ҳамчун булӯри ҳуққа фитод ашки поки меғ,
Бар рӯи хоку гашт ба тартиб файзбор.
Чун уштурест аз аташ андар ситеғи кӯҳ,
Як пора абр, гӯӣ равад сӯи рӯдбор.
Нокарда боз дида саҳар марди деҳқон,
Биштофт аз нишоти фузун сӯи киштзор.
Ман ошиқам ба ҳусни Ватан, к-аз ғурури ишқ,
Сар бар фалак бисоям аз ин карда ифтихор!
Эй, он ки дури меҳанӣ, з-ин ҳарф панд гир:
- “Бе ғам наёфтаст касе васли ғамгусор!”
Айёми гул тафарруҷи гулзор, Қодирӣ,
Нақши муроди туст ба кӯи висоли ёр.

** ** **

Оби Нуқра карда дар бар ҷомаи сабзи баҳор,
Гулшани ҷонро биёрояд насими кӯҳсор.
Рояти рахшони гулҳо тобад андар бӯстон,
Хандаи нузҳат занад себарга андар марғзор.
Булбули шӯрида дорад мидҳати гул дар чаман,
Домани ҳиммат фишонад абри марворидбор.
Оташ афрӯзад чароғӣ ман лола дар дашту даман,
Мекунад қумрӣ хурӯши зор андар шохсор.
Савсани озоди боғу наргиси сероби роғ,-
Он як аз ашки саҳобу ин як аз ҷӯ комгор.
Меравад шоми фироқу мерасад субҳи висол,
Боз мегардад муяссар нашъаи бӯсу канор.
Ҳар ҷаҳонгарде зи Оби Нуқра ҷоме ошамид,

Парварад дар сар ҳавои ӯ ҳаме лайлу наҳор.
Дӯш дил бар гӯши ҷон ҳамвора мегуфт аз фараҳ,
К-инчунин манзар куҷо дидаст чашми рӯзгор?!
Бар табиат модари гетӣ чӣ ҳусне додааст,
Мебарад, Мумтоз, дилро санъат сеҳр-ошкор!

** ** **

Аз лаззати дидораш осоиши ҷон астӣ,
Фарҷоми ғами ҳиҷрон аз васл аён астӣ.
Тасҳеҳи русуми даҳр аз гӯшанишинон пурс,
К-ин рози таҳаммулҳо сад раҳ ба забон астӣ.
Яъс асту парешонӣ аз теғи забони ӯ,
З-он нақши ҳазор армон дар сина ниҳон астӣ.
Селест хурӯшанда дар кӯи парирӯён,
Аз дидаи муштоқон ашке, ки равон астӣ.
Базми тарабу шодӣ барҳамзани меҳнатҳост,
Эй дӯст, ғанимат дон, к-ин ҳарф гарон астӣ.
Мумтоз, биё, ҷаҳде дар шеър намо, в-арна
К-имрӯз агар будӣ, фардо ба гумон астӣ.

** ** **

Фикрам ба ёди васлати як моҳманзар аст,
Рӯзам шабеҳи тӯрраи шабранги дилбар аст.
Эй сарви боғ, беш мазан лофи хушқадӣ,
К-ӯ дар латофат аз ту сад авлову беҳтар аст!
Аз мавҷхези оташи барқи нигоҳи ӯ,
Андар танӯри синаам сӯзанда ахгар аст.
В-аз бӯсаҳои ошиқӣ нақшест бар лабам,
К-он созгори шарбати шаҳдеву шаккар аст.
Дӣ нимашаб ба соати меод чун расид,
Гуфт: “Эй азиз, баргӯ, чаро дидаат тар аст?”
Пеш омадам ба шикваву арзу ниёзҳо,
Гуфто: “Азоби ишқ ба ошиқ муқаддар аст.
Фикри висол бар сару машқи гудоз чист?

Бархезу о, ки фурсати дидор камтар аст.
Аз бӯсаҳои хеш маро бениёз кун,
К-ин соат интизори мо болину бистар аст”.
Ман маҳви шодии висол, ӯ дар барам хамӯш,
Ман масти бӯсаҳои гарм, ӯ аз арақ тар аст.
Ӯ рафту шикваҳои дилам ношунида монд,
Гуфт: “Эй ҳабиб, ваъдаи фардо муқаррар аст.
Лекин ба ҳуш бош зи ҳангомасозҳо,
К-он ҷумла мӯҷиби бадӣ, ҳангомаву шар аст.
Имрӯз дар ҷаридаи афҳоми одамӣ,
Ҳарфи вафо шароразо дар лои озар аст.
“Аз дидгоҳи дониши воқеъгирои аср”,
Гӯӣ ба рӯзи растахез омода маҳшар аст.
Ҷамъе ба ёди меҳан ар ҷонро фидо кунанд,
Ҷамъе ба қайди фикрати симу зар андар аст”.
Эй дил, бираҳ зи панҷаи дарду ғаму алам,
К-осудагии зиндагӣ бар ту накӯтар аст!
Имрӯз дар қаламрави ашъори порсӣ,
Мумтозвор шеъргӯ набвад, к-ӯ дигар аст.

** ** **

Рӯзе, ки аз фироқаш бо ранҷу ғам бимирам,
Дар қайди бенавоӣ бо сад алам бимирам.
Шайдои ҳусни ёрам, афтодаву фигорам,
В-аз хор-хори нола бо чашми нам бимирам.
Дар шоми ноумедӣ дорам ба дил таманно,
Эй кош дар паноҳи он зулфи хам бимирам!
Бо ғамзаву карашма аз кӯи худ маронам,
К-эй нозанин, мабодо дур аз ҳарам бимирам.
Мардона мегироям ҳар дам ба дарди дигар,
К-аз ишқи он ситамгар ман дам ба дам бимирам.
Хоҳам зи лутф тақдир боре ба ман бисозад,
Бо азми ҷазм баҳри шеъри Аҷам бимирам.

Мумтоз боз хоҳам, к-аз даври зиндагонӣ,
Дар роҳи ҳифзи меҳан бар сар алам бимирам.

** ** **

Ҷилваи субҳи висоли ту сафои дили мост,
Сӯзи ишқат, санамо, дардфизои дили мост.
Сӯхт дунёи вуҷуди ман аз он барқи нигоҳ,
Магар ин оташи ғайрат ба сазои дили мост?
Ба тасаллои дилам нест туро истифсор,
Гӯӣ ин бахти фурӯмоя барои дили мост.
Оҳ аз дасти ҷафоҳои ту, к-аз ҳад бигузашт,
Нешзан мори ду гесӯт ба пои дили мост.
Дилам аз зарбати бераҳмият оина шикаст,
З-он ҳаводории беҳуда хатои дили мост.
Бӯсаи мор бувад он ҳама дилдории ту,
Хирадам дода нишон, к-ин зи вафои дили мост.
Тарҳи андӯҳи ғуруб аст ба шоми ҳавасам,
К-андар ин парда сияҳфом қазои дили мост.
Ояд он рӯз, ки аз сидқ бигӯӣ, Мумтоз,
Шодиву ишрати имшаб ба ризои дили мост?

** ** **

Дар ишқи ту девона чу ман, ёр, касе нест,
Ҷуз марг дар ин гӯшаи ғам ёдрасе нест.
Гар фориғӣ аз дурии мо, эй маҳи хубон,
Савдозадаи рӯи туро ҳамнафасе нест.
Фарсуд ба саҳрои ҳавас пои дили реш,
В-аз қофилаи васли ту бонги ҷарасе нест.
Биншину нишон з-оби вафо гарда ҷафоро,
К-аз тири ҷаҳида, санамо, бозпасе нест.
Бар аҳли замон маҳв шуда шафқату инсоф,
Гуфтам, ғами ту арз кунам, додрасе нест?
Он рӯз, ки бӯи ту биёвард насимам,
Дил гуфт: “Ҷуз ин тозаҳаётам ҳавасе нест”.

Озода, буто, сӯи асирон назар андоз,
К-ошуфтаву ранҷур чу Мумтоз касе нест.
** ** **
Аз ғурури ҳусн, он маҳ, дорад аз мо иҷтиноб,
Шӯри ишқаш сабр аз дил бурдаву аз дида хоб.
Ғунчаи пажмурдаро монам ба гулбоғи умед,
Мешавам, охир, хазон аз ҳасрати як қатра об.
Бар сари кӯяш зи хиҷлат хоки бодовардаам,
Дарки рамзи он ба ашки хеш кардам аз шабоб.
Дар биёбони ғамаш овораву лабташнаам,
Ҳар куҷо по мениҳам, дар ҷилва меояд сароб.
Ашкро парвардаам чун лаъл аз хуни ҷигар,
Мекунад охир ҳамин парварда мулки дил хароб.
Дӯш з-аҳли дил яке гуфто: “Ба меъроҷи сухан,
Ганҷвар бошу қавӣ, на чун ҳубоби рӯи об.
Рӯи дарё саркаш аз мавҷ аст, гарчи Қодирӣ,
Лек зери худ ниҳон дорад ҳаме дурри хушоб”.
** ** **
Мурдам аз ғам, ки туро ёд наояд зи манат,
Дил ба ҷон омада аз дурии васли зақанат.
Бӯи оғӯши баҳор аз чамани ҳусни ту аст,
Ки шуда ғайрати гулҳо рухи ҳамчун чаманат?
Гуҳари ишқ дилафрӯз бувад покаш дор,
Ки мукофои батоб аст ба аъзои танат!
Хуштар аз лаъли лаби ту, ба Худо, чизе нест,
Бӯса, эй ҳурлиқо, металабам аз даҳанат.
Санамо, ҳарфи вафо аз ту шунидам ҳавас аст,
Ки бувад тӯшаи дил дар раҳи ишқ ин суханат.
** ** **
Дар шоми номуродӣ, эй дил фиғон набояд,
Пайванди ҷону ҷонон осон ба каф наояд.
Парвози орзӯҳо дар ҷустуҷӯ тавон дид,

Боли шикаста паҳлӯ дар осмон насояд.
Дил ҷойгоҳи меҳру оинаи ғамон аст,
Хоре халад ба пое, шӯре ба по намояд.
Пархошу ҷанги беҷо, ҳастӣ барад ба яғмо,
Марди ситам набошӣ, кохи ситам напояд!
Мекӯш то тавонӣ, обе шав оташеро,
Равған бар оташи тез афзуданат, чӣ зояд?!
Эй нуктасанҷи доно, дар парда гуфтанат чист?
Хуршедвор бартоб, к-аз ту чунон нашояд!
Дар сарзамини дилҳо биншин ба тахти шоҳӣ,
То мурғи бахти даврон, бар коми ту сарояд!

** ** **

Ту бо домони пургул аз раҳи гулзор меоӣ,
Ба рағми ошиқи ошуфта бо ағёр меоӣ.
Ман аз ғам ғунчасон сар дар гиребон мекашам, аммо
Ту бо нози ҷафотамҳид, эй дилдор, меоӣ.
Чӣ ҳаз аз нолаҳои сокиту андар гулӯ мурда?
Зиҳӣ, эй ашки дил, к-аз дида ҳасратбор меоӣ!
Чу амвоҷи ҷунунхези муҳаббат нест оромам,
Гаҳе бодам, гаҳе тӯфон, ту кай, эй ёр, меоӣ?
Батангам аз масоиби ҳаёту зиндагии хеш,
Ало, эй марг, ҷавлон ку, ки безинҳор меоӣ?!
Дар ин кунҷи ғамобод аз ҷудоӣ сӯхтам, мурдам,
Табибо, марҳаме гар бар сари бемор меоӣ.
Ҷаҳоне дар тасарруф оварӣ аз табъи хуш, Мумтоз,
Ту, эй афсуннаво гоҳе, ки дар гуфтор меоӣ.

** ** **

Дод аз ин аҳли фурӯмоя, ки бо шӯру шаранд,
Хуни дил чанд хӯрем, он ҳама бедодгаранд?!
Фориғ аз меҳнати вомондаву нодору ятим,

Ҷумла бар заъми худу дар талаби симу заранд.
Хасмҷонанду табаҳкор, ҳаме мурдапараст,
В-аз парешонватанон шод ба шому саҳаранд.
Шарбати заҳр бувад чошнии аҳли ҳунар,
Лек он тӯдаи манҳус аз ин бехабаранд,
З-оташи оҳи ятимон ҳазар, эй мунъими шаҳр,
З-он, ки аз зиндагии талх ба ду чашми таранд!
Сарпанаҳ бош, Худоё, ки ғарибони Ватан,
Ҳамчу мурғони мусибатзада беболу паранд.
Рамзи бедод шуд ар мояи мақтӯъи умед,
Халқи маҳкуми қазо боз ба ёди саҳаранд.

** ** **

Дар хилвати дил анҷумани ишқи бутон аст,
Дил оинаи партави иклили хазон аст.
Аз дурии дилдор ба ҷон гарди малолест,
Он моҳ магар садрнишини дигарон аст?
Чун ғунчаи навбоваи гулзор бувад ишқ,
К-андар забари тоҷи сари покбинон аст.
Махмури майи умри абад гаштаем, аз он-к
Думболрави сояи ӯ ҷилваи ҷон аст.
То чанд бинолем дар ин гӯшаи ғурбат?
Дар мадди назар васли рухи ҳамватанон аст.
Мумтоз, туро кор чу бо баҳри маонист,
Ҳар сатр, ки бо хуни дил ояд, гуҳар он аст.

** ** **

Ишқ омад, дод ҳастиам ба бод,
Ман бирафтам, ту бимон ободу шод.
Боз гӯӣ, эй ҷафотамҳиди ман:
-“Номуродо, марги нав табрик бод!”
Нӯши ишқат неши ҷонам гаштааст,
Вои ишқу вои ман, сад оҳу дод!
Шарбати заҳри фироқат хӯрдаам,

Ҳеҷ, касро рӯзгори ман мабод!
Кӯри рӯъё ҳастаму бемори заъм,
Ё, ки модар бо ғамам тавъам бизод?..
Шеър андар пояи пайғамбарист.
Шоиро, н-аз пешаи аҳли фасод!
Бохтам, Мумтоз, ҷон дар роҳи шеър,
Марги ман ояндагонро ёд бод!
** ** **
Ба базми нуриён, ҷоно, паранди Каҳкашон бинам,
Рухи маҳ дар хамӯшии муҷаллал дилситон бинам,
Туро меҷӯям аз дунёи нопайдои рӯъёҳо,
Худоё, хоҳам ин иҳломи зебо ҷовидон бинам!
Куҷоӣ, эй сафои рӯзгори тираи ошиқ?
Биё, ки зери теғи ҳиҷр худро нотавон бинам.
Ба таъбири дигар натвонам изҳор оҳи бетаъсир,
Ки эҳсони ҷафотамҳиди хубонро ба ҷон бинам.
Муҳаббат маҳв гашта дар ниҳоди мардуми олам,
Ки ё Раб, аҳли дилро поймоли нокасон бинам?
Чу мӯе гаштаам аз фитнаи ҷодунигоҳи ёр,
Дар ин меҳнатсаро хамёзаи маргам аён бинам.
Ғизолони сияҳчашманд, Мумтоз, аз адо соҳир,
Бар иқлими амал о, то туро шери жаён бинам.
** ** **
Аз дарди хаёли ту девона шудам, охир,
Дар ишқ ба расвоӣ афсона шудам, охир.
Аз тундии хӯи ту озурда диле дорам,
Дарёб маро, к-аз худ бегона шудам, охир.
Тадбир нашуд пайдо сомони маро бе ту,

Дар ёди лабат бо ғам ҳамхона шудам, охир.
Айёми гулу лола дар маҳфили маҳрӯён,
То шамъи рухат дидам, парвона шудам, охир.
Аз ҳалқаи гесӯят в-аз наргиси ҷодӯят,
Ошуфта шудам аввал, фарзона шудам, охир.
Мумтоз, биё, соқӣ айёшу дилогоҳ аст,
К-имрӯз ҳаводори паймона шудам, охир.
** ** **
Фарёд, ки аз ҳиҷри ту умрам ба сар омад,
В-аз қолаби тан рӯҳи равонам бадар омад.
Обу гилам аз ишқ магар сохта эзид,
Бо ёди ту аз сӯзи дил ин шеъри тар омад?
Эй кош гаҳе аз сари лутф омада гӯӣ:
- "Поёни шаби фурқати моро саҳар омад!
Эй ошиқи ҳасратзада, шеван макун аз ишқ,
Бархез, ки аз васл паёме зи дар омад."
Рӯъёст ва ё рӯшании субҳи умед аст,
К-он лӯъбати хандон бари мо аз сафар омад?
Дӣ гуфт яке: "Такя бар афкори халоиқ,
Нанмуд касе, бар асари ӯ хатар омад.
Имрӯз гар аз дасти ду-се ҳориси мансаб,
Бар ҳусни замон костане коргар омад.
Навмед чаро будан аз ин аҳли риёкор,
Аз сити хиҷолазадагишон хабар омад…
- "Оини мадорост сафоовари гетӣ,
Аз ҳотифи афлок нидо бар башар омад.
Шоир, ки нашуд ҳодисапарвард, бувад хом,
З-ӯ гавҳари наҷво ҳама ҷо бе асар омад.
Дар мулки сухан ганҷваре нест чу Мумтоз,
Гуфто зи вафо, ҳар кӣ ба ӯ сар ба сар омад".
** ** **
Бар дида наёмад зи ғами васли ту хобе,

В-аз роҳи дили хаста ба ҷуз ҷӯи пуробе.
Дил мекашад аз ғусса ба саҳрои ҷунунам,
Бар гардани худ баста зи гесӯт танобе.
Шукронаи он чун натавон кард, ки гоҳе,
Бар дидаи наззора диҳам аз рухат обе?
Дӣ гуфт рафиқе ба ман: “Эй ошиқи шайдо,
То кай талабӣ аз лаби ёре шакаробе?
Имрӯз дар ақсои ҷаҳон кор дигар шуд,
Набвад ба рухи рози дили халқ ниқобе.
Дигар мадад аз ахтару аз бахт наҷӯяд,
Бедор шуд он дида, ки буд ғарқаи хобе.
Ҳар мушкил агар бар сараш ояд, наҳаросад,
Дар ҷабҳаи мардист ба шӯреву итобе.
То чанд ҳадиси хату холат ба забон аст?
В-он ҳарзаи ту ҳеҷ нагунҷад ба китобе.
Гар нанг туро ҳаст дар ин ҳарбаи айём,
Раҳгумзадагонро бинамо кори савобе.
Яъне, ки ҳар он фард гирифтори зулом аст,
Шав дар раҳи ӯ нурфикан шеди батобе.
В-он сарвати миллат, ки кашиданд талаб кун,
К-анҷоми фақирист ба  дунболи харобӣ.
Аз зиндагии тоза паёме ба ҳама гӯй,
Бар хирасарон бош ҳаме хайли муҷобе!
Бо шеъри тар афсуни сухан кардаӣ, Мумтоз,
К-он ҳаст ба ҳар баҳсталаб турфа ҷавобе”.
** ** **
Сарви қади дилҷӯяш чун фитна барангезад,
Аз синаи муштоқон сад шӯру фиғон хезад.
Гар лофи тароват зад гул бар рухи ӯ дар боғ,
Ҳаққо, ки худ аз хиҷлат оби рухи худ резад.
Месӯзаму месозам аз рашк мани шайдо,
К-он шӯхи ситампеша бо ғайр даровезад.

Соқӣ, қадаҳе дардеҳ, як лаҳза биёсоям,
Ҳарчанд каси оқил аз бода бипарҳезад.
Рӯзе зи сари сӯзе соҳибназаре мегуфт;
К-аз умр наёсояд, ҳар кас ба бад омезад.
Мумтоз ба толеъ гӯ, к-аз ишқ натобам рӯ,
Борони ғами олам гар ӯ ба сарам резад.
** ** **
Ба олам рӯи хандон мепарастам,
Сафои рӯзгорон мепарастам.
Ба рӯзи нанг андар корзорон,
Сари болои мардон мепарастам.
Баҳори умри шоир бехазон аст,
Зи ҷон ин дурри ғалтон мепарастам.
Чу ошиқ бо умеди васли ҷонон,
Азобу ранҷи ҳиҷрон мепарастам.
Набуд оинаи дилро сиёҳӣ,
Сабоҳи бахти инсон мепарастам.
Зи нахват нестам шӯҳратпарасте,
Чу зоти хоксорон мепарастам.
Шавам то бениёз аз заҳмати даҳр,
Хушии аҳли даврон мепарастам.
** ** **
Дар нолаи мо ранги асар нест ҳувайдо,
В-аз оҳи саҳархез шарар нест ҳувайдо.
Барқе, ки фурӯ рехт дар ин хирмани ҳастӣ,
Ангорае аз бонги хатар нест ҳувайдо.
Мо солики раҳгумзадаи кӯи висолем,
Равшангари ин роҳи сафар нест ҳувайдо.
Рӯъёст магар ваҳдату бедории миллат,
З-ӯ шӯру қиёме ба назар нест ҳувайдо?
Аз яъси замон дил ба сутӯҳ омада, алҳақ
Дар боғи ҳавас як гули тар нест ҳувайдо.

Дар марҳалаи равзаи осоиши дилҳо,
Нахле, ки диҳад бору самар, нест ҳувайдо.
Хориҷ равад аз баҳри чӣ дороии тоҷик?
Аз аҳли Ватанхоҳ дигар нест ҳувайдо?!
З-он идда, ки маҳруми тамизанду камоланд,
Имрӯз ба ҷуз фитнаву шар нест ҳувайдо.
Мумтоз дар ин шеъри пур аз сӯзу гудозат,
Рамзе ба ҷуз аз хуни ҷигар нест ҳувайдо.
** ** **
Хуморолудаам андар хароботи сари кӯяш,
Зи по афтодаам аз бодаи ишқи балоҷӯяш.
Дар оғӯши нафас сад рози андар парда мебинам,
Магар шӯри қиёмат хезад аз тӯфони ҷодӯяш.
Сухан з-оҳи шарарбори саҳархезон басе бошад,
Вале бо нолаҳои хунчакон дил шуд дуогӯяш.
Ба ҳикмат гар ҳарифи ҳасрату аҷзои афғонам,
Ниҳад нақши адам дар сина савдои гули рӯяш.
Наларзад чун зи бедодаш дили озурдаи ошиқ,
Ки ҳар ҷо равнақи ҳангома бишкаст оташин хӯяш?
Зи бонги реҳлат оҳанги харобӣ мекунад Мумтоз,
Бинои умри инсон чун тиҳӣ гардид паҳлӯяш.
** ** **
Эй, он ки фурӯзандаи ҳар анҷуман астӣ,
В-аз минбари хубони ҷаҳон дар сухан астӣ,
Ҳарчанд, ки имрӯз фаромӯши ту ҳастам,
Аз шӯри хиёлот дар оғӯши ман астӣ.
Дур аз ту чунонам, ки ғарибе ба диёре,
Бо ёди Ватан хуни ҷигар аз маҳан астӣ.
Озодахиромӣ, ки ба ин ҳусни дилангез,
Рашки гулу сарви лаби ҷӯи чаман астӣ.
Эй ҷони зи тан рафта, ту аз лутфи Худованд
Бар қолаби худ о, ки туро он Ватан астӣ!

Дасти талаб аз домани васлат накашам ҳеҷ,
То валвалаи ишқ ба даҳри кӯҳан астӣ.
Аз дӯши саодат ба зуҳур омада хуршед,
Мумтоз, магар ҷилваи он аз сухан астӣ?
** ** **
Сози хушу навои хушат, баски дилбар аст,
Дар маҳфили симоъи ту раққос ахтар аст.
Андар танину мавҷаи овози дилкашат,
Сад найситон нуҳуфтаву тӯфони шаккар аст.
Эй найнавози Аҳмади Зоҳир, чӣ гӯямат,
Сӯзи ҳазор нола ба ноят мукаррар аст?!
Дардат чӣ буд, ки мӯҳри хамушӣ ба лаб задӣ?
Оинаи хаёли ту аз чӣ мукаддар аст?
Оё ҷафои даҳр туро хаста кардааст?
Ё дуриву фироқ ба ҷонат ситамгар аст?
К-аз лобалои пардаи асрори зиндагӣ,
Андар нигоҳи гунги ту идбор музмар аст?
Бар боли орзӯт фалак санги ғам зада?
Ё ошёни меҳри ту бар боли ахгар аст?..
Ё раб, раво мадор, ки мурғони хушнаво,
Дар қайди ғам фитанд, ки аз марг бадтар аст!
Боди сабо ба мулки дилам мужда медиҳад:
- “Поёни шоми бахт ба субҳе муқаддар аст”…
Эй андалеби боғи вафо дар наво биё,
К-аҳли сафо ба ёди рухат дида бар дар аст!
То аз ғиреви нағмаи ту саҳна гул кунад,
К-он ташнагони роҳи ҳунарро чу Кавсар аст.
** ** **
Чун ту, эй дӯст, маъниоро нест,
Заҳмататро карона пайдо нест.
Табъи гавҳарнисори волоят,
Гӯ, кӣ дорад? Ба ӯй ҳамто нест.

Мӯшикофист пешаат дар илм,
Дар бисотат ҷуз ин таманно нест.
Эй ҳунарманди арсаи дониш,
Бе ту хушнуд хотири мо нест.
Илм ганҷест пурбаҳо, аммо
Кошифи он ба ғайри доно нест…
- “Илми бекор суд н-орад ҳеҷ,
Пойбанд аст дар амал то нест.
Ин гуҳар баски шоҳвор бувад,
Беҳтар аз он туро мукофо нест.
Дидаи ҷон зи нури ирфонӣ,
Гашта равшан, магӯ, муҷалло нест!”
Дурри ноёб резад аз ҳарфат,
К-арзиши он ба ҳарду дунё нест.
Бош дар илм Бӯалии замон,
Ман бар онам дар ин муҳобо нест.
Хоҳамат умр, умри поянда,
Дар дили ман ҷуз ин таманно нест!
** ** **

Назира бар ғазали Хусрави Деҳлавӣ

Чу ман бо ёди васли он бути гулпираҳан мирам,
Сияҳ пӯшанд аҳли ишқ дар рӯзе, ки ман мирам.
Гуҳарафшон арӯси фикрро аз ганҷи ҳикматҳо,
Ба рағми ҳосидон байту ғазал андар даҳан мирам.
- Зи ғайрат бар таҳаммул кардаам хӯ, гуфт раҳдуре,
Барам ҳасрат ба хоки тира чун дур аз Ватан мирам.
Бувад сад рахна дар дил аз гудози нолаи ҷонкоҳ,
Ба амри ишқи ҷонон ҳамчу Қайсу Кӯҳкан мирам.
Либоси назм дар бар кардаам аз кӯдакӣ, Мумтоз,

Бувад нақди умедам, ин ки ман бо он кафан мирам.
** ** **
Салои бода зад аз тарфи гулшан шоҳиде моро,
Ҷунун мепарварад дар даври гул дилҳои шайдоро.
Ҳадиси зулфи мушкин аз забони шона хуш бошад,
Ки барҳам мезанад аз печу тобаш мушки сороро.
Зулоли шабнам андар гулшан ашки абрро монад,
Ки аз файзи тароват нузҳат афзояд чаманҳоро.
Гуҳарафшонии аҳли назар аз баҳри мардум чист?
Зи ваҳдат то пазиранд ин ҳама расми мадороро.
Ҳавои рӯзгори хурраме дар сар маро боқист,
Ки шояд боз бинам рӯи он дилдори раъноро.
Кушод аз кори дил банду гиреҳ бар риштаи ҷон зад,
Ба хун оғушта дар кӯяш надид ин бе сару поро.
Маро ҷуз хоксориҳо ба сар афкори нахват нест,
Ба каф орам агар, эй Қодирӣ, иқди Сурайёро.
** ** **
Ошиқ шудаам, ҳасрати ҷонон ба кӣ гӯям?
Ишканҷаву зачри шаби ҳиҷрон ба кӣ гӯям?
Бо ғайр хушу бодагусор аст маҳи ман,
Андӯҳи дилу ҳоли парешон ба кӣ гӯям?
Афзунии дард аст азобу алами дил,
З-ин дидаи хунбору ғами ҷон ба кӣ гӯям?
Он пистадаҳан, лаб ба майи васл наёлуд,
Озурдагии ин дили ҳайрон ба кӣ гӯям?
Дар роҳи ҳавас ақлу дилу дин шуда барбод,
Бераҳмии он сарви хиромон ба кӣ гӯям?
Мумтоз шуд аз ишқи ту бечораву расво,
Эй моҳ, азоби дили гирён ба кӣ гӯям?

** ** **

Эй, ки гуфтӣ: - “Сарзаминатро каноре ҳаст?” – Нест!
“Ҳамчу халқат муқтадиру номдоре ҳаст?” – Нест!
“Ҳосиди иқболи ту, баски сияҳпӯш омада,
Дар ҷаҳон чун ӯ ҳазину дилфигоре ҳаст?” – Нест!
“Мезанад мавҷи тароват гулшани маърифатат,
Ҷӯшиши баҳри камолатро қароре ҳаст” – Нест!
Гар Ватан гӯяд: “Ба ҳифзам хез, баҳри дафъи хасм”!
Аз ту марди пешдасту ҷоннисоре ҳаст?” - Нест!
Гуфтӣ: -“Аз меҳри Худо ҷону танам бошад қавӣ,
Чун китоби пешво омӯзгоре ҳаст?” - Нест!
Шоирон гар завқ аз васфи гулу булбул кунанд,
Ман Ватан гӯям, магар з-ин беҳ шиоре ҳаст?” – Нест!

** ** **

Дил аз таронаи мурғи фироқ ношод аст,
Шабеҳи оҳи саҳарсӯз, эй паризод аст.
Биё, ба дидаи ҳақбин дар ӯ назар андоз,
Чу боли шӯъла навои ҳазор фарёд аст.
Ба пайки ҳавдаҷи нур аз сипеҳри покӣ ой,
Ба зикри Каъбаи дил, к-он зи ишқ обод аст.
Агарчи дар дили шом офтоб мазҳар нест,
Ба ҳусни субҳи дилафрӯз дил чу ман додаст.
Ҳавои боғу чаман гашта з-он инонгирам,
Ки рӯи баргу гул ашки ситора афтодаст.
Расид муждаи бод аз ҷабал, ки сунбули боғ,
Зи тоби зулфи гиреҳгир уқда бикшодаст.
Хурӯши булбули шайдо фузуд рутбаи гул,
Ки тифли ғунча ба гулзор пой бинҳодаст?
Ба гарди домани Ҳофиз куҷо расам, Мумтоз,

“Қабули хотиру лутфи сухан Худодод аст?!”
** ** **
Мӯшикофӣ тарҳи нав бигзошт бар бунёди мо,
Нафҳа афшонад рақам аз сархати эҷоди мо.
Дар талоши ному нанг имрӯз мурғи шаҳпарем,
Нашнавӣ дар арсаи аздод оҳу доди мо.
Зери бори ҷустуҷӯҳо гашт тай умри азиз,
Рафъати ҷовид дорад ҷӯши истеъдоди мо.
Кард он мӯи миён ҷамъияти дилҳо пареш,
Мекашад аз гӯшаи домони ҷон фарёди мо.
Кош рӯзе баҳри эҳсони ту гардад мавҷзан,
Даррасад мурғи саодат аз пайи имдоди мо!
Дар таманнои лаби лаъли ту шуд, Мумтоз хок,
“Эй фаромӯшӣ, ту шояд дода бошӣ ёди мо?”.
** ** **
Панҷаи ишқи ту моро пой дар занҷир кард,
Кори дилро фавҷи мижгони ту бо як тир кард.
Сарф шуд дар фикри васлат нақди айёми шабоб,
Ранҷи шабҳои фироқат мӯи мо чун шир кард.
Дӯш будам ғарқа дар баҳри хаёли зиндагӣ,
Ғолибан пири хирад бар мо чунин тадбир кард:
- “Бебарориҳои бахти хешро аз кас мабин,
Нанг агар дорӣ, набояд такя бар тақдир кард!”
Ҳурмати инсон баланд аз хоксорӣ кардан аст,
З-он ки Ҷомиро дар ин раҳ, сидқ оламгир кард.
Ҳар кӣ андар роҳи ҳастӣ чун ниҳод иқдом кач,
Аз ҳасад дар кори мардум ҳилаву тазвир кард.
Ташнаи шеърам чу Мумтоз, аз замони кӯдакӣ,
Гарчи тифли шавқи ӯро мӯшикофӣ пир кард.
** ** **
Маро музди таҳаммул аз ғами он моҳрӯ бошад,

Ба дард андар тани ранҷури дил ҳар тори мӯ бошад.
Шабехун мезанад ошуфтаҳолони хаёлашро,
Зи роҳи сад хусумат дар камине, ки адӯ бошад.
Ҷавониро намудам вақфи нақди орзӯ, ё раб,
Ба поси ин, ки бо дил маҳрам он бегонахӯ бошад!
Насими пайки хиҷлат мевазад аз равзаи ҷонам,
Ки дил дар маърази ишқи бутон беобрӯ бошад.
Биё, эй навбаҳори тозарӯи ҷони муштоқон,
Ки бо ту бӯстони синаро сад рангу бӯ бошад!
Чу рафт аз ин ҷаҳон Мумтоз, бар санги мазори ӯ,
Намо ҳак ин сухан то дигаронро пандгӯ бошад:
“Зи ҳар ҷо бигзарад тобути ман, фарёд бархезад,
Ки сангин меравад, ин мурда пур аз орзӯ бошад!”.

** ** **

Шаби ҳиҷрон набошад ҳосилам ҷуз ашки сӯзоне,
“Ба танг омад дилам з-ин зиндагӣ, эй марг ҷавлоне!”
Агар дарди ту, эй маҳ, тӯшаи роҳи фанои мост,
Бихез, аз хор-хори орзӯ каш риштаи ҷоне!
Гуноҳам чист, эй золим, чунин озурда медорӣ,
Магар дар ғафлатӣ аз мавҷхези ашки тӯфонӣ?!
Аз он рӯзе, ки андар мактаби ишқем дардомӯз,
Гирифтор аст пои дил ба доми зулфи печоне.
Биҷӯ аз офтоби синаам ҳангомаи маънӣ,
Ки андар ишқ бошад оҳу дарду сӯз арзонӣ.
Дилам аз сардмеҳриҳои ҷонон дар фиғон омад,
Худоро, чанд бар ушшоқ пушти дастафшонӣ?!
Зи теғи ҳаҷр бо ёди ту дил дар хун тапидан дошт,
Биё, ки баъди мурдан суд набвад бар пушаймонӣ.
Бувад майли харидорӣ маро, Мумтоз, бар хубон,
Ки тифли ашки ман афтода дар чоҳи занахдоне.

** ** **

Дӯш мегуфт, ки: -“Бо ғамза ман обаш кардам,
В-аз лабам бӯса ҳамехост, итобаш кардам.
Дар лаби чашма ба миоди висол аз сари зарқ,
Масти аз пошудаи бодаи нобаш кардам.
Тамаъи васли маро дошт ба дил то ба саҳар,
Ҳосили қисса, ки дар қайди азобаш кардам”.
Гуфтам: - “Эй ҷони ҷаҳон, раҳмату инсофи ту ку?”
Гуфт: - “Бунёд агар дошт, харобаш кардам!”
Гуфт: -“Дар ишқ сар аз пой надонад ошиқ,
Қодирӣ, ҳоли ту чун аст?” ҷавобаш кардам:
“Зиндагӣ кардани ман, мурдани тадриҷӣ буд,
Он чи ҷон канд танам, умр ҳисобаш кардам”.

** ** **

“Арӯси гул, чи хуш, бинҳода сар бар шонаи дарё,
Аз он бар сина сар кӯбад дили ҷононаи дарё”.

** ** **

Аз он рӯзе, ки гаштам кошифи дурдонаи дарё,
Ҳаменӯшам паёпай ҷуръа аз паймонаи дарё.
Бисоти давлати шоҳӣ шуда акнун насиби ман,
Ки мемонам сар андар шонаи ҷононаи дарё.
Чӣ сон оби зулолаш аз даҳон берун бияндозам,
Ки дорад ҷилва аз нури Худо кошонаи дарё?!
Мазоқи хуррамиҳо аз нияюши қиссаҳо хезад,
Агар боре ту ҳам бишнидаӣ афсонаи дарё.
Бинои сабри дил андар қуюди ишқ тахриб аст,
Куҷо он дил, ки орад тоби маҳбасхонаи дарё?
Камоли табъам аз хуни ҳавас дорад таҷаллиҳо,
Ки натвонам дигар бе олами фарзонаи дарё.
Бувад з-амвоҷи дарёи муҳаббат завраҷи уммед,
Ба гири печу тоби дарҳами завлонаи дарё.
Матоъи ҷон ба каф, эй ромизи қудс омадам субҳе,

Ки бинам акси ту з-оинаи қудсонаи дарё.
Ба зӯри об оташро агарчи тоб набвад ҳеҷ,
Чунон оҳе кашам, к-аз барқ-ш сӯзад хонаи дарё!
Дилам ошуфтатар шуд чун шунидам, эй арӯси гул,
Ҳадиси он ду зулфат аз забони шонаи дарё.
Ба хубӣ он қадар орост наққоши азал нақшат,
Ки тимсолаш дигар набвад ба суратхонаи дарё.
Муқими остони ин дарам, боре иноят кун,
Ки гирам ибрат аз моли бебоконаи дарё.
Ҳамехоҳам, ки аз чашми бадон андар ниҳон бошӣ,
Ки манзури ҳама нанмоӣ, эй мастонаи дарё!
Ба нузҳат рангу бӯятро надорад дар чаман савсан,
Мухаммар аз абирӣ, эй гули якдонаи дарё?
Чаро хам шуд сари шамъи ту аз дузди насим охир?
Магар ханҷар кашӣ бар куштани парвонаи дарё?
Шикасти ранг гирад хӯи некат аз назарбозӣ,
Макун олуда доман бо ҳаёбегонаи дарё!
Ба даъвии ту чун оям, ки ҳар бор, эй умеди дил,
Гиреҳ андар гиреҳ мебинам ин пешонаи дарё?
Ҳуҷуми шона бар мӯи бутон ороишафзоист,
В-агарна тахтае буд бе сафи дандонаи дарё.
Таҳаммул пеша кардам аз иродат дар муҳити ишқ,
Ба узлат сохтам чун ганҷ бо вайронаи дарё.
Бувад чун мурғи дастомӯз ин дил дар вафо, ё раб,
Мақоме бахш ӯро бар сарири лонаи дарё!
Маро аз сели ашки хунчакон чун хона вайрон гашт,
Ҷуз ин ҷон нест нақде то диҳам маҳронаи дарё.

Муборак ошиқиву марги нав бодо туро, эй дил,
Ки сар кӯбӣ ба сина чун дили девонаи дарё!
Ба вақти назъи ҷон, ҳарфи Шаҳодат бар забон мирам,
Бипардозам ахиран тӯша з-обу донаи дарё.
Ҳасад кинест, к-аз лабҳои хандон ханда барчинад,
Зуҳури шӯълаи ҷаввола аз паймонаи дарё.
Суханро тобиш аз хамёзаи табъи равон додам,
Занам то ханда бар шеду шавам ҳамхонаи дарё.
Зи шӯхиҳои маънии каломи шоирон нозам,
Ки шаҳворанд ҳамчун гавҳари ғуфронаи дарё.
Агар хоҳӣ, ки нақди гавҳари маънӣ ба каф орӣ,
Биё, ту реза чин аз суфраи шоҳонаи дарё.
Адабро, баски тоҷ ирониву тоҷику афғон аст,
Занам табъи сарафрозӣ аз он сегонаи дарё.
Хаме сози сафо аз сӯҳбати аҳли назар дорам,
Бақо бодо ба ин ҷамъияти аҳлонаи дарё!
Ба шуғли ганҷи вуслат метапад дар сина дил, Мумтоз,
Ки ёбам ошноӣ бо дили бегонаи дарё.

## МУХАММАС

### Мухаммаси дӯстӣ

Дар тапиш дил аз суруди ҷонфизои дӯстӣ,
Ранҷҳо маҳви навои дилрабои дӯстӣ,
Тобад андар дидаҳо мавҷи зиёи дӯстӣ,
Боиси эъҷозҳо бошад бақои дӯстӣ,
Меҳр ҷӯшад дар дили мо аз ҳавои дӯстӣ.

Қосиди айём дорад муждаҳо аз рӯзгор,
Гулшани аҳбоб сарсабз аст ҳамранги баҳор,
Орад иқболи ҳумоюн заҳмати халқи диёр,

Мезанад боли таманно мурғи дил лайлу наҳор,
Фатҳи нав-нав гашт анбози ливои дӯстӣ.

Мавҷи гулҳои чаман шӯр афканад дар ҷони мо,
Медурахшад орзу андар дили ҷӯшони мо,
Дӯстӣ бодо ба сар хуршеди нурафшони мо,
Халқи олам дар раҳи сулҳанд ҳампаймони мо,
Росту ҳамвор бошад роҳҳои дӯстӣ.

Ханда дар лабҳои тифлон аз саодат гул кунад,
Рӯи ёрони гиромӣ аз садоқат гул кунад,
Аз навозиш ғунчаи боғи рафоқат гул кунад,
Дар сиришти ҳар суханпарвар муҳаббат гул кунад,
Ғулғулафкан бод дар олам садои дӯстӣ!

**Мухаммас**

Бар васли ту, эй моҳ расидан мушкил,
В-он ҳусну хату холи ту дидан мушкил,
Шаҳди лаби лаъли ту чашидан мушкил,
Атри сари зулфи ту шамидан мушкил,
Бе ёди ту як дам орамидан мушкил.

Шуд хонаи дил нишемани лашкари ғам,
Дар роҳи туам нишаста бо дидаи нам,
Дар кӯи ту саргаштаву овора манам,
З-ин беш, буто, раво мабин ҷабру ситам,
Бори ғами ҳаҷри ту кашидан мушкил.

Аз ҳусни рухат таровати сад чаман аст,
Қад сарви чамон, чу ғунча танг он даҳан аст,
Дар мӯи ту уқдаҳо  зи мушки Хутан аст,

Дар ишқи ту мубтало дилу ҷони ман аст,
Аз новаки нози ту рамидан мушкил.

Дар заъми ту гар зи ақл бегона манам,
Ганҷи гуҳари судаи фарзона манам,
Дар ишқи ту ҳаммашраби парвона манам,
Дар расми вафову сидқ афсона манам,
Лекин сухане аз ту шунидан мушкил.

Ҳарчанд ба ман анису ҳамдам нашавӣ,
Тороҷи дилам кардаву маҳрам нашавӣ,
Аз дидани рӯи дӯст хуррам нашавӣ,
Фориғ зи ҷафои хеш як дам нашавӣ,
Сарриштаи аҳд аз ту буридан мушкил.

## ТАРҶЕЪБАНД

### Маро дар ишқи ту девона гӯянд

Маро дар ишқи ту девона гӯянд,
Ба шамъи рӯи ту парвона гӯянд.
Ҳадиси он ду гесӯи сиёҳат,
Ба сад ранг аз забони шона гӯянд.
Машав ғофил зи андарзи бузургон,
Ки: “Ҷои ганҷ дар вайрона” гӯянд.
Баду неки ҷаҳон бояд биёмӯхт,
Ки то мардум туро фарзона гӯянд,
Маро дар ишқи ту девона гӯянд.

** ** **

Ҷаҳон некӯст аз меҳру садоқат,
Ҳадиси дилфурӯзӣ аз рафоқат.
Накӯхоҳӣ бувад омоли мардон,
На бинҳодан ба дил доғу ҷароҳат.
Маро бе ёди он лаъли сухангӯ,
Куҷо сабру куҷо орому тоқат!

Саропо оташам ҳамчун самандар,
Аз ин хокистарам бидҳад шаҳодат.
Ҳадисамро  ҳама афсона гӯянд,
Маро дар ишқи ту девона гӯянд.

** ** **

Ба расми маҳвашон меҳру вафо нест,
Ба ҷуз озори ошиқ муддао нест.
Равам сайри гулистони муҳаббат,
Дар ин савдо маро фикри дағо нест.
Биё, чун бӯи гул бар сӯи Мумтоз,
Ки ҳаҷратро ба ҷуз васлат даво нест.
Шунав, фарёдам аз раъди хурӯшон,
Ки ҳар барқе тиҳӣ аз оҳи мо нест.

** ** **

Кашам сар дар гиребон ҳамчу ғунча,
Дар ин саҳро чу ман ғамошно нест.
Занандам ҳар куҷо санги маломат,
Ки бар ман гӯиё ақли расо нест.
Ба ҷонон, ҷон бидеҳ, мардона гӯянд,
Маро дар ишқи ту девона гӯянд.

** ** **

Бигардам чанд чун зулфат парешон,
Ба сӯзи ҷонгудозу чашми гирён?
Биё, бар хонаи дил чашм андоз,
Дар ин вайрона мурғе меканад ҷон.
Надида ҷилваи аҳди ҷавонӣ,
Ба дарде метапам, дар сина армон.
Дили мискин аз он зулфи гиреҳгир,
Ба исён асту андар оҳу афғон.
Ба хилватхонаи дил хайма зад ишқ,
Зада дасти талаб бар домани ҷон.
“Шароби бӯсаам бӯи дигар дошт,

Фаромӯшат мабодо нашъаи он!”
Ба хок афкандаӣ паймона гӯянд,
Маро дар ишқи ту девона гӯянд.

**Эй олиҳарӯй!...**

Эй гашта ба ҷабру зулм моил,
В-эй карда хароб хонаи дил,
Бо ман сари ошноият нест,
Гӯ, ҷилваи кибриёият чист?
Не маҳрами даргаҳи висолам,
Вожуншуда нақши ин хаёлам,
К-омоли вафо на бо ту шомил,
З-ин оҳу фиғони дил чӣ ҳосил?
То чанд кунам гуҳарфишонӣ,
Шабҳо ба қадамгаҳат ниҳонӣ?
Озодахирому дилситонӣ,
Гӯям ба забони безабонӣ:
- Бар захми дилам даво накардӣ,
Тарки ситаму ҷафо накардӣ!

** ** **

Дар кишвари ишқ хастаҷонам,
Афтода ғарибу нотавонам.
Ку соати он, ки ту биёӣ,
Аз рӯи вафову ошноӣ,
Ҷуз домани аҳди ту нагирам,
Бархезаму дар раҳи ту мирам…
Додам ба талаф қарор охир,
Аз ғояти интизор охир.
Оҳе, ки ба субҳдам кашад сар
Аз сина, ба чарх мезанад бар.
Аз тири вай иҷтиноб бояд,
Дар расми вафо ҷафо нашояд.
Бар захми дилам даво накардӣ,

Тарки ситаму ҷафо накардӣ.

** ** **

Ҳарчанд туро вафо намудам,
Бар ҷони худам ҷафо фузудам.
Шабҳо ба хаёли ту нахуфтам,
Биншастаму ин ҳадис гуфтам.
То бар дили ту асар намояд,
В-ин кулфату ғам зи ман барояд,
Аммо ту ситам намудӣ афзун,
Ин дил, ки мароcт, кардаӣ хун.
Бо ҳарфи касон шудӣ бадомӯз,
Дар кунҷи ғамам нишондӣ имрӯз.
Гуфтам, ки: - “Биё, садоқат омӯз!
Мардонагию рафоқат омӯз!
Аммо ту маро вафо накардӣ,
Тарки ситаму ҷафо накардӣ!

** ** **

Эй олиҳарӯй, эй малеҳо,
Эй шамъи мунири маҷлисоро,
Эй мӯҷиби умри кӯтаҳи ман,
Эй ваъдахилоф, эй маҳи ман,
Эй ишқи ту барфизоядам дард,
Аз дурии ту, чӣ боядам кард?
Сӯи мани мубтало наёӣ,
Аз баҳри вафо чаро наёӣ?
Инсоф бидеҳ ба ҳоли зорам,
Бар дидаи сели ашкборам.
Дар хотири худ накӯ нигаҳ дор,
Ин ҳарфи гаронбаҳову шаҳвор,
Шояд, ки маро вафо намоӣ,
Тарки ситаму ҷафо намоӣ:
“Домони ту, эй бути ситамгар,

Сар медиҳаму намедиҳам сар!”.

**Ахтари ишқ**

Фиғон аз дастат, эй шӯхи ҷафокор,
Сари ёрӣ надорӣ бо мани зор!
Чу абри навбаҳорон ашкборам,
Ғаму дарди фироқат гашта ёрам.
Ту дар базми рақибон шоду масрур,
Манам аз ҷилваи толеъ маъзур.
Баҳори талъати ҳуснат гулафшон,
Ғамомӯзи туам бо чашми гирён.
Зи роҳи мардумӣ имдоди мо кун,
Гузар аз сардмеҳриву вафо кун,
Ки савдоят маро девона карда,
Зи ёру ошно бегона карда.
Нишаста бар сарири кибриёӣ,
Ба мулки ҳусн дорӣ подшоӣ.
Ба тадриҷ ин қадар озурданат чист?
Зи баъди мо надомат бурданат чист?
Муҳаббатро сабукборӣ нашояд,
Риёву зишткирдорӣ нашояд.
Фигору мустаманду бенавоям,
Ҳазар бинмой аз тири дуоям!

** ** **

Ба мулки ишқӣ ар номовар, эй моҳ,
Ба авҷи арши воло ахтар, эй моҳ,
Зи макри ҳарзагони сифла бигрез,
Зи базму сӯҳбати эшон бипарҳез!
Камолат аз ҷамолат бештар кун,
Ду гӯш аз нақди пандам пургуҳар кун.
Туӣ, ту нӯшдорӯи ҳаётам,
Бақои умру мифтоҳи наҷотам.
Туро он сон бувад ҳусни илоҳӣ,

Ки кас мислат надида ҳеҷ гоҳе.
Тааҷҷуб монда шаб то субҳгоҳӣ,
Маҳ андар осмон, дар об моҳӣ.
Худоро, боз о, инсофи ман деҳ,
Ба сидқу эътиқодам, ёр, тан деҳ,
Ки дунё бигзарад ғофил бимонӣ,
Нагардад вопас айёми ҷавонӣ!
Набишнидӣ гаҳе оҳу нафирам,
Назар афканда бо чашми ҳақирам.
Фигору мустаманду бенавоям,
Ҳазар бинмой аз тири дуоям!

** ** **

Раёзат додан оини бутон аст,
Таҳаммулро нишоте ҷовидон аст.
Салои сулҳ дардеҳ, эй ситамгор,
Ки олам аз мадоро шуд бақодор.
Бубинам чанд, охир, доғи дурӣ,
Ба маргам мубтало карда сабурӣ?!
Даҳонам талх з-оби зиндагонист,
Ба ҷон тафриқа андӯҳи гаронест.
Мудовои мани дилхаста бинмо,
Зи ранҷи фурқатат вораста бинмо.
Зи нӯши васли худ кун комронам,
Ки умри хеш бо ту бигзаронам.
Бимирам в-арна аз озурдани ту,
Бимонад хуни ман бар гардани ту!
Ту поси хотири вомондагон дор,
Намо аз фитрати деводамӣ ор.
Биё, эй дилбару дилдори Мумтоз,
Нагашта фориғ аз озори Мумтоз,
Фигору мустаманду бенавоям,
Ҳазар бинмой аз тири дуоям!

## АШЪОРИ ТАҚДИМӢ

### Ба Абулқосими Фирдавсӣ

Эй шоҳиди нозпарвари шеър,
Хуршеди сухан зи мазҳари шеър.
Аз авҷи сипеҳри ақлу идрок,
Бар рӯи замин паямбари шеър.
Эй рамзи вафову ишқу ваҳдат,
Бар ҳуққаи фикр зевари шеър.
Гаштам ҳадафи хаданги ишқат,
Чун фарди ғариби кишвари шеър.
З-он рӯз ба печу тобам андар,
Аз дасти азоби наштари шеър.
Мӯҳтоҷ чу соиле ман акнун,
Оям шабу рӯз бар дари шеър.
То бо мадади Худои олам,
Ҷоне бидамам ба пайкари шеър.
З-ин дарди музоҳиме, ки дорам,
Ман донаму ту мухаммари шеър.
Ҳаллоли ҳазор мушкилӣ ту,
Роҳе бинамой довари шеър…
Эй шоҳи қаламрави умедам,
Андар сари бахт афсари шеър.
Дар роҳи ту солики вафоям,
Дар мақдами меҳр чокари шеър.
Дар торуми пуршукӯҳи назмат,
Шояд, ки шавам як ахтари шеър.
Пиндори туро ба аҳли олам,
Тафҳим кунам зи минбари шеър…

### То ба авҷи Кибриё рафтӣ…

(дар сӯги овозхони маъруфи Афғонистон, Абдураҳими Сорбон)

Дареғо, ҳасрато, к-эй Сорбони хушнаво рафтӣ,

Ба хун биншонда ёрон, з-ин ҷаҳони бебақо рафтӣ!
Ҳама дар ҳасрати дидори ту ашки надомат рехт,
Ки дар ғурбат ту дур аз меҳани ғамошно рафтӣ.
Агарчи марг бар ҷисми заифат гашт муставлӣ,
Вале ту бо сари боло аз ин мотамсаро рафтӣ.
Баҳор асту чаман бе ту надорад рангу бӯ дигар,
Чаро, эй булбули ширинсухан, аз боғи мо рафтӣ?
Кунун талх аст айши ошиқон бе созу овозат,
Ғирев андохта бар синаҳо, эй бевафо рафтӣ!
Ба ёди меҳан андар тафти ғам бигдохтӣ умре,
Раҳини сад алам гардида бо пушти дуто рафтӣ.
Ҳаме рӯзи беҳӣ мехостӣ аз давру аз айём,
Сафо нодида аз ин гетии пурмоҷаро рафтӣ.
Зи роҳи хоксорӣ афсари номоварон гаштӣ,
Кулаҳ бишкаста зи-н рӯ то ба авҷи Кибриё рафтӣ.
Фиғон хезад зи умқи қалбҳои хунчакон, аз он-к
Чу барқ аз торуми касбу ҳунар, эй бебаҳо рафтӣ.

**Тори гусаста**

(Ба хотираи М.Фарҳат)
Бигсаст тори умрашу андар баҳор рафт,
Во ҳасрато, ки Фарҳати овозадор рафт!
Гуфтӣ: “Ба чашми навъи башар пардадор буд?”
На, на! Чу офтоби саҳар шӯълабор рафт.
Бинҳода гом сӯи хатарҳои зиндагӣ,
Аз бим дур гаштаву мардонавор рафт.
Ғаввоси қулзуми сухан, он марди нуктасанҷ,
Бори гуҳар ба дӯш аз ин рӯзгор рафт.
Пургул намуда домани назми ҷаҳонфурӯз,
Чун орзӯи бачагӣ пур аз шиор рафт.
Талхии умр завқу ҳаловат аз ӯ бибурд,
Бо қиссаҳои дарҳами худ дилфигор рафт.
Бикшой чашми ибрату бингар ба кори даҳр,

Нохонда номаи мурод аз лутфи ёр рафт.
Ҳар кас, ки дид рафъати ашъори ӯ бигуфт:
- “Во ҳасрато, ки Фарҳати овозадор рафт!”.

## Хуршедошён

(Барои устод С.Табарӣ)

Зарра ҳам аз тарбият гардид хуршедошён,
Сарв то қомат фарозад, хуни дил шуд боғбон.
Бар ҳуҷуми ҳодисоти зиндагонӣ нест шак,
Монд ҳар кас дар тағофул, рафт бе ному нишон.
Ҷилвагоҳи мардро аз ҷабҳаи пайкор ҷӯ,
Коми дил то бар каф орӣ, озмо зӯру тавон!
Панҷаи шерафкани пандат чу мебошад қавӣ,
“Мӯҳри хомӯшӣ ба лаб доранд аҳли нуктадон”.
Ҳаст меъроҷи камолоти ту дар арзи улум,
Бошад ин з-оинаи тавфиқ дар ҳар ҷо аён.
Бебарорие агар табъи туро носур кард,
Доштӣ аз шиква кардан лакнате андар забон.
Лағзиши по додани кас зӯри истеъдод нест,
Нақди панди ту гуҳаррез аст андар гӯши ҷон.
Хост он, ки озмояд ҷавҳари ҳарфи туро,
Буд бар исботи ӯ килкат силоҳи беамон.
Ҷилваи ду шастро аз партави ҳастӣ бубин,
Бош дар зӯру сухан ҳамчун Таҳамтан достон!
Чун сару сомони мо маҳви хаёлоти ту аст,
Орзӯи қувватат дар сина дорад ошён.

## Булбули боғи адаб

(Ба 70 умин солгарди зодрӯзи адиби номдори тоҷик Абдумалик Баҳорӣ тақдим бод)

Шеър аз шоир ҳамехоҳад ҳамеша иштиғол,
Дар зарофатҳои маънӣ ранг омезад хаёл.
Таҳзибу таълими ахлоқ, эй сухансанҷи замон,
Назму насратро фарогир аст то ҳадди камол.

Ҳиммати воломақоматро набошад интиҳо,
Дар қиёс он поя паймудан бувад амри муҳол.
Зевари ширинбаёниро чунон оростӣ,
К-аз санохонон бурун ҷӯшид шавқу эътидол.
Баъди пайғамбар чу шоир кист, гӯ, некусухан?
Ҳаст байни рубъи маскун сахт машҳур ин мақол:
“Бар сари девор н-ояд офтоби аҳли завқ,
З-он, ки он аз осмон бошад атои лоязол”.
Булбули боғи адаб, эй шоири овозадор,
Хоҳамат умри абад, иқболу бахти безавол!
14 марти соли 1997

**Давлати лиқо**

(Ба дӯстам Б.А.Маҳмадов тақдим бод)
Хоҳам дило, ки боз бубинам ҷамоли дӯст,
Дар улви орзӯст мақому ҷалоли дӯст.
Ҷону саре, ки ҳаст ба қурбони дӯст бод!
Субҳи ҳазор меҳр дамад аз хаёли дӯст.
Истеза хуб нест ба андак гуноҳи ёр,
Дар пеши ғайр доштан изҳори ҳоли дӯст.
Биншастаам зи унс дар он кӯи мавҳабат,
Ҷон карда вақфи шӯъла аз он хатту холи дӯст.
Пайки муборак аст муғаннии сидқро,
Сарсабзиҳои бахт зи авҷи камоли дӯст.
Мумтозро сафои дил аз давлати лиқост,
Навбат ба ӯ намерасад аз иттисоли дӯст.

**Ахтари нав, хушо, муҷалло шуд!..**

(Ба донишманди умедбахши тоҷик Заррина Диноршоева тақдим бод)
Нозанине ба даҳр пайдо шуд,
В-аз иродат ба илм якто шуд.
Дар сипеҳри миъодгоҳи умед,
Ахтари нав, хушо, муҷалло шуд!

Ташналаб буд дар кавири улум,
Дар панохи Худой дарё шуд.
Синае пур зи вусъати кӯшиш,
Ҳамнаварди замини фардо шуд.
Буд танҳо Худойсон, имрӯз
Бо улумаш азизи дилҳо шуд.
Гуфт: "Ганҷест илми оламгир,
Кошифи он мудом доно шуд.
Илми бекор суд н-орад ҳеҷ,
Хор шуд, хор, бе амал то шуд…
Дар таҷаллист ин гуҳар, алҳақ
Баҳри маънӣ аз он ҳувайдо шуд.
Хоҳарам дар вуфури илму адаб,
Ибрате шав ба ҳар ки пайдо шуд.
Бош дар илм Бӯалии замон,
Гарчи дар ин каме муҳобо шуд.
Аз Худованд хостам тавфиқ,
То ки ин шеър бар ту эҳдо шуд.
9 ноябри соли 2000

**Шукуфаи хуршед**

(Ба писари таға ва дӯсти азизам Мирзоалии Холзода тақдим бод)

Тӯӣ, ки равзаи рӯҳ ин қадар шукуфон аст,
Ғариқи сунбулу гул, гӯиям баҳорон аст.
Биё-биё, ки ба зиндони сина мурғи дилам,
Ба ёди гармии базмат ҳазордастон аст!
Кушодарӯии хуршед гар фурӯзад даҳр,
Ҷаҳони ботинам аз меҳри ту дурахшон аст.
Биё, ба сояи лутфат даме биосоям,
Ки ин ҷаҳони пурошӯб ҳамчу зиндон аст…
Хароби ҷилваи ҷоми шаробам, эй соқӣ,
Бидеҳ сурохии май, ки ба дард дармон аст!

Сафову шодиам аз дӯстии покниҳод,
Ба зери боли саодат ҳазор чандон аст.
Вафову сидқ ҳамехоҳам аз рафиқи шафиқ,
Ки ин ду бар тани бемори Қодирӣ, ҷон аст.

## Равзани рӯъё

(Ба дӯстам Давлатмуроди Шарифзода тақдим бод)

Эй дил, хуш аст замзамаи васфи рӯи дӯст,
Ҷон дар ҳузури дӯст супурдан ба кӯи дӯст.
Дар лоҷуварди мавҷи нигоҳаш иноятест,
К-эъҷози меҳр сар кашад аз орзӯи дӯст.
Набвад шабе зи равзани рӯъё набинамаш,
Ё аз ҷунуни ишқ нанолам ба кӯи дӯст.
Хоҳам ҳазор ҷилваи эмин ба умри ӯ,
Ҷоне дамад ба ҷисми ҳақирам зи бӯи дӯст.
Дар хилвати ғуруб фитодам агар гаҳе,
Будам, валек оинаи рӯ ба рӯи дӯст.
Эй шеъри шӯълабори ман о аз дилам бадар,
К-андар танини туст ҳама гуфтугӯи дӯст.
Войи касе, ки аз ҳаваси Давлати Шариф,
Ҷоме набурд бар лаби худ аз сабӯи дӯст.
Мумтоз, ҳеҷ орияти бешу кам макун,
Моро бас аст замзамаи васфи рӯи дӯст.

## Зӯҳраро баҳри симоъ оварад аз авҷи само

(Ба ёдбуди Акашариф Ҷӯраев бахшида мешавад)

Ту мапиндор, ки аз созу наво маъзурам,
Чун дили ғамзада аз шодии даврон дурам.
Ман яке гумшудаи олами аҳли ҳунарам,
Ки дар ин марва ба ҷуз тоати эшон набарам…
Кист ин нобиғаи давр, ки аз сеҳри садо,
Зӯҳраро баҳри симоъ оварад аз авҷи само?

Мутрибе ҳаст, ки он бар ҳунар афсар бошад,
Сӯзи сад нола ба нои ӯ мукаррар бошад.
Ба танини суханаш хуфта найистони наво,
Ки шакаррез бувад мавҷаи тӯфони наво.
Ин ҳамон Ҷӯра Шариф аст, ба гулбоғи вафо,
Баҳри халқу Ватани хеш бувад нағмасаро.
“Чорзарб”-у “Камароб”-у “Маҳ”-у “Маҳбубаи ҷон”,
Эй хуш, имрӯз самар ёфта бар рӯи ҷаҳон!
Борбад буд агар ахтари испеҳри ҳунар,
Гашт хамёзашикораш ба замин наҷми дигар.
Ҳаст, Мумтоз, ҳама умр дуогӯи Шариф,
Рубъи маскун зи дил имрӯз саногӯи Шариф.
14 июли соли 2001

**Иштиёқ**

(Тақдим ба Ҳилолии Садриддинзода)
Афтода маст дар ҳарами ёри дилбарам,
Миннатгузору посдор аз хоки ин дарам.
Маъзурам аз алам, ки ман имшаб ба базми ёр,
Дар ҳалқаи шуҳуд ба ӯ саҷда мебарам.
Дар хирқаи мурассаъи ҳиммат нуҳуфтааст,
К-аз ваҷди ӯ ба авҷи фалак мерасад сарам…
Оё манам ба дасти тамошо, ки субҳу шом,
Ҷуз рӯи ту ба рӯи касе ҳеҷ нангарам?
Пур аз туам мудом, ки аз иттифоқи бахт,
Тавъам фитодаем, аё некахтарам?
Анвои гул шукуфт дар ин дашти интизор,
Дар тарфи он магӯй, ки чун боди сарсарам.
Оинаро чӣ ҳоҷате аз шарҳи иштиёқ,
“Лутфе, ки аз сарочаи офоқ бигзарам!”
8 декабри соли 2000

**Оинаи раҳнамо**

(Ба даҳсолагии рӯзномаи “Садои мардум” бахшида мешавад)

Дорам сухан аз “Садои мардум”,
К-аз ӯст ҳама сафои мардум.
Ифшогари сад ҳазор роз аст,
В-оинаи раҳнамои мардум.
Ҳамрозу анису ҳамдами халқ,
Ақлу хиради расои мардум.
Аз баҳри сухан басо фишонад,
Дурру гуҳар аз барои мардум.
Аз раставу аз фурӯшгоҳҳо,
Печад ба фалак нидои мардум.
Пайдост, ки ҷавҳари такомул,
Пурфар шуда аз бақои мардум.
Эй хуфта зи хоби ноз, бархез,
Бинмо амалат барои мардум.
Аз шоҳиди илм ком бардор,
Ҳаргиз машав инвизои мардум,
К-андар сафаҳоти ганҷбезаш,
Сабт аст марому рои мардум!
Бо амри дил омадам бад-ин кӯй,
То сар биниҳам ба пои мардум.

**Ба муаллим**

(Тақдим ба устодам Тилло Пӯлодӣ)

Ҳамон рӯзе, ки рафтам сӯи мактаб,
Зи баҳри илм чидам дурри матлаб.
Ниҳоли бахти ман нашъунамо кард,
Ба шохаш мурғи дил ҳар дам наво кард.
Муаллим, эй фурӯғи шамъи маҳфил,
Ҳақиқаткору меҳнатёру оқил,
Ба нафъи халқ доим раҳсипорӣ,
Ватанро то абад боэътиборӣ.

Аниси кӯдаконӣ, эй муаллим,
Ба ҷисми мо ту ҷонӣ, эй муаллим!
Ба азми нек дар илмӣ ту омил,
Ба тифлон меҳрубону бахтвосил…
Ба мо то во шавад дарҳои уммед,
Сарат аз ранҷу меҳнат гашт испед.
Бузургиву вафо омӯхтӣ ту,
Сухандонӣ ба мо омӯхтӣ ту.
Ту ҳастӣ лоиқи эъзоз устод,
Ба дарки илму фан мумтоз устод.
Бихоҳам то ба сайъи Рустамона,
Ту Рахши илм ронӣ ҷовидона.

**Нома**

(барои писарам Шаҳриёр)
Эй нури ду дида Шаҳриёрам,
Ороми дили умедворам,
Пайванди дилу ба ҷисм ҷонӣ,
Аз мо ба ҷаҳон, ки ту нишонӣ,
Хоҳам ба ту бахти ҷовидонӣ,
Умри бабарору зиндагонӣ.
Эй равнақи бӯстони Мумтоз,
В-эй гулшани бехазони Мумтоз,
Умрам шуда тай дар орзӯят,
Рӯзу шаби ман ба гуфтугӯят.
Бе ёди ту кай қарор дорам,
Ду дидаи ашкбор дорам.
Ҳоло, ки ту тифли бегуноҳӣ,
Дар пардаи исмате паноҳӣ.
Аз сӯзи падар хабар надорӣ,
Парвои ғами падар надорӣ.
Гуфтам ба забони безабонӣ,
Ин нукта зи рӯи меҳрубонӣ.

Шояд, ки маро ба ёд орӣ,
Худро ба канори ман супорӣ.
Осуда шавам даме зи бӯят,
Пайваста назар кунам ба рӯят.

**Ҳамеша хуррам бошӣ!..**

(Тақдим ба хоҳарзодаам Нарзуллоҳи Тиллозода)

Эй дар тани хастагон, ки ҷонӣ имшаб,
Пеш ор шароби арғувонӣ имшаб.
Ҳарчанд ба мӯи ту сафедӣ афтод,
Чун бахти хуҷастапай ҷавонӣ имшаб.

Панҷоҳ ҳанӯз ибтидои умр аст,
Сармояи ғайрату сафои умр аст.
Дар ҷилвагаҳи талиаи фардоят,
Сад пайки умед аз бақои умр аст.

Сидқ асту вафо ҳаме миёни ману ту,
Таҷлили риҷост дар баёни ману ту.
Бинам ҳама ҷо з-оинаи авҷи хиёл,
Эй дӯст, туро, қасам ба ҷони ману ту!

Чун Рустами Зол зӯру бардам бошӣ,
Андар сари кӯдакот ҳар дам бошӣ.
Пайваста зи ҷон ба зери ин гунбади сабз,
Дорам зи Худо талаб, ки хуррам бошӣ!

**Назри даргоҳи ту овардем байте шоҳвор…**

(Ба дӯсти қалакашам Тиллои Нексқадам тақдим мешавад)

Ҷилваи бахт аз зуҳури меҳри рӯи ҳамдам аст,
В-арна дил оинадори нақдаи сад мотам аст.
Хонаи дил аз қудуми ёр равшан кардаем,
З-он, ки меъроҷи адаб аз дӯстии маҳкам аст.

Аз ҳарими ошёни дида пои худ макаш,
Бар сари мижгон-ш, к-ашкам рамзи оҳӯи рам аст.
Маънии мубҳам куҷо ояд падид, эй некхӯ,
Уқдаи аҳду вафоеро, ки сахту мубрам аст?
Мешавад саркӯби дард аз ғайрати аҷзои ғам,
Ҳар кӣ дур аст аз висоли ёру чашмаш пурнам аст.
Назри даргоҳи ту овардем байте шоҳвор,
К-аҳли дил Мумтозвор андар ҷавобаш мулзам аст:
-"Мо агар мактуб нанвиштем, айби мо макун,
Дар миёни рози муштоқон, қалам номаҳрам аст".
2 июли соли 1995

**Рафиқи шафиқ**

(Барои дӯстам Шунқор Мирзода)
Эй рафиқи шафиқи ботадбир,
Хонда ин номаҳои дилгирам,
Аз ҳуҷуми хаёли дил-ангез,
Нек дарёб, к-аз ғамат пирам.
Коҳиши умр ранҷи ҳиҷрон аст,
К-аҳли муштоқ з-он бувад ранҷур.
Умр чун оби ҷӯ шитобон аст,
Лек моем, оваҳ, аз ҳама дур.
Сафҳаҳои баёзи пиндорам
Аз гузашти замона рангин аст.
З-озмуни фаросати комил,
Фарқи ёрон ҳазор чандин аст.
Оре – оре, зи муқтазои фазл,
Дида қурби иродати асҳоб,
Ҳайратам аз тилисми он афзуд,
Бар ту иброз дорам аз ин боб.
Ҳаст маъруф ҳикмате дар халқ:
Дӯстонанд лафзию нонӣ.

В-он дигар, ки ба дида ҷои ӯст,
Ҳамдами роз, дӯсти ҷонӣ.
Зикри эзоҳашон нахоҳам кард,
З-он, ки ин нукта сахт машҳур аст.
В-он ду фарде, ки зиштаъмоланд,
Шарҳашон дар қиёс манфур аст.
Ҳаст, аммо ҷамоае дигар,
Ивази дод додхоҳонанд.
Бо забони чарбнок аз дӯст,
Низ ҷуз ӯ муродхоҳонанд.
Лек, эй дӯст, ту наӣ з-он қавм,
Некмарду фариштахӯ ҳастӣ.
Дар ғаму инбисотҳо бо ман,
Аҳди ёриву бародарӣ бастӣ.
Боз о, эй ҳабиби раҳдурам,
З-ин ҷамоа маро раҳоӣ бахш.
Дар муҳити ҳаёти бефарҷом,
Аз қудумат ба дил сафое бахш.

**Чу маҳбас бе амонӣ зиндагонист!..**

(Дар сӯгвории Ширинҷон Амирҷони ғуррамарг)

Дилам хун шуд дар ин дунёи фонӣ,
Ки маъзур аст дар ӯ меҳрубонӣ.
Ба ҷуз ҷавру ситам, истезакорӣ,
Дареғо, нест ӯро ҳеҷ коре!..
Худоро, эй фалак, ин ҷавр то кай,
Нарафта як ғамат, ғам орӣ аз пай?!
Макун аз пешаи худ сарфарозӣ,
Ки дил дар лои озар мегудозӣ!
Агар ин аст бар ту шеваи кор,
Фано гардӣ, фано, эй чархи даввор!..
Шунидам дӯш пайке нобаҳангом,
Ки бар ёре кашида теғ айём.

Ба хоку хун варо бинмуда ғалтон,
Зану фарзанди ӯ гашта парешон.
Чӣ ёре буд, ёри ғамгусоре,
Анису мушфиқу озодакоре.
Шукуфон навбаҳори тинати ӯ,
Ғами миллат рабуда фикрати ӯ.
Нишонда наъти некӣ зишти ӯро,
Ба иффат, пок аз сар буд то по.
Қалам буд ҳамдами рози дили ӯ,
Ҳаме ахтар самоъи маҳфили ӯ.
Бародарҳо, чӣ гӯям аз ғами хеш?
Нишаста тоҷик андар мотами хеш!
Бародарро ба ҷон пайванд доред,
Ба халқи худ дигар кулфат наоред.
Шукӯҳи зиндагонӣ дар амонист,
Чу маҳбас бе амонӣ, зиндагонист!

**Табли шодӣ**

(Ба истиқболи 70-умин солгарди шаҳри Душанбе тақдим мешавад)

Ба Душанбе баҳор меояд,
Нахли шодӣ ба бор меояд.
Аз талу теппаҳои гулпӯшаш,
Нағмаҳои ҳазор меояд.
Абри найсон зи улви толеи ӯ,
Боз гавҳарнисор меояд.
Пойкӯбон ба тарфи роғу чаман,
Фавҷи гулҳо қатор меояд.
Булбул ошиқсифат ба дидани гул,
Дода аз каф қарор меояд.
Боз дилдодаи таровату ҳусн,
Бар лаби чашмасор меояд.
Мурғаки дил зи маҳбаси сина

Раста, бо ин шиор меояд:
Тифли шодист таблзан имрӯз,
Ид бар ин диёр меояд.
Ҷониби остонаи ҳафтод,
Шаҳри ман бо виқор меояд.
Бо насими сафои ҷашнаш боз,
Пайки сад ифтихор меояд.
Шоирам ман, садои қалби ман,
Бо ғазал ҷоннисор меояд.
Ҳарф-ҳарфаш фасонаҳо дорад,
Хаста аз интизор меояд.
Ин ғиревест аз дили таърих,
К-аз найи ҳар мазор меояд.
Бишнав, эй навҷавони меҳандӯст,
К-ин сухан бар ту кор меояд:
Сар макун хам ба пеши душворӣ,
Ки на аз аҳли ор меояд.
Рӯзгорони талхи ту аз ҷаҳд,
Оқибат шаҳдбор меояд.
Баъди ҳар сахтиву машаққати даҳр,
Бо талошат барор меояд.
Равшанибахши роҳи худ гардон,
Шамъи дониш, ки ёр меояд.
Сар бурун каш зи ҷайби хомӯшӣ,
Бонге аз рӯзгор меояд.
Шаҳри ман ид дораду имрӯз,
Душманаш шармсор меояд.
Эй Душанбе, худой ёрат бод!
Бахтат оинадор меояд.
Аз талаттуф ба базми ҷашни ту,
Дӯст аз ҳар канор меояд.
З-осмони ҳунар ба табрикат,

Зӯҳра бо чангу тор меояд.
Бар саманди нишот Мумтозат,
Сар ба гардун савор меояд.

**Ман масти майи васли Худо будаву ҳастам**

(Ба шоири ғазалсарои Эрон Алиризои Қазва тақдим бод).

Он субҳ, ки ту зода шудӣ, субҳи Яқин буд,
Аз нури Муҳаммад ба ҷило олами дин буд.
Ман дар шаби шак омадам, эй дӯст, ба дунё,
Аҷдоди мани бода ба каф чиланишин буд.
Он қадр ҳам аз дини Набӣ(с) фосилаам нест,
Зеро ҳама ҷо муршиди ман дини мубин буд.
Ман масти майи васли Худо будаву ҳастам,
Дар ҷилвагаҳи ахтари ман оя ҳамин буд.
Бо хирқаи олуда ба май кунҷи харобот,
Аз кини бадон Ҳофизи хуршедҷабин буд.
Эй шоири ширинсухан, аммо ғазали ту,
Рашки Арабу Ҳинду Аҷам, ғайрат Чин буд.
Эй кош зи баъди мани дарвеш бигӯянд:
- “Мумтози вафодор шаҳиди раҳи дин буд!”

## ТАРОНАҲО

### Модар

Азизу меҳрубонам кист? – Модар!
Фурӯғи дидагонам кист? – Модар!
Забони модарӣ омӯхт бар ман,
Ҳамеша дар забонам кист? – Модар!
Сафои рӯи олам офтоб аст,
Сафои хонадонам кист? – Модар!
Маро беҳтар зи ҷон донист умре,
Гиромитар зи ҷонам кист? – Модар!

## Душанбе

Ба сарсабзӣ баҳоронӣ, баҳорон,
Ба ҳуснӣ ғайрати боғу гулистон,
Зуҳуру мазҳари бахти дурахшон,
Макони ворисони Оли Сомон.
Арӯси шаҳрҳоӣ, эй Душанбе,
Сари болои моӣ, эй Душанбе!
Муроди дил бувад нашъунамоят,
Манам дилбастаи ҳусни расоят,
Ғазалхону саногӯ аз бароят,
Дилу ҷону сарам бодо фидоят.
Арӯси шаҳрҳоӣ, эй Душанбе,
Сари болои моӣ, эй Душанбе!
Кӯҳан таърих аз ту мекунад ёд,
Аё, эй пойтахти мулки озод,
Ба гулзори ҳаётӣ тозаэҷод,
Шарафманду саодатёру обод.
Арӯси шаҳрҳоӣ, эй Душанбе,
Сари болои моӣ, эй Душанбе!
Чу Варзобу Ҳисорат дилкушоӣ,
Ту қутби мардуми шӯҳратфизоӣ,
Ба лутфи ҳусни худ дил мерабоӣ,
Фурӯғи ахтари иқболи моӣ.
Арӯси шаҳрҳоӣ, эй Душанбе,
Сари болои моӣ, эй Душанбе!

## Аскарбача

Офтоб задай дар таҳаки олучаме,
Имрӯз хат омадай аз аскарбачаме.
Хатша бигирум варақ-варақ гардонум-е,
Шодум, ки дар аскарист афсар бачаме.
Дустони азиз, хешони азиз.

Бачам ба сафар рафта, кушоя сафаруш,
Ай хизмати аскарӣ биёя хабаруш.
Хатша бигирум ба дида молум сад бор,
Нақди дил уҷон кунум ба қурбони саруш.
Дустони азиз, хешони азиз.

Бачам ба баруш нишони ахтар задагӣ,
Сад зарба ба душманони қайсар задагӣ,
Аскарбачаҳо бари ба бар саф задагӣ
Ин саф ба дифои мулку кишвар задагӣ.
Дустони азиз, хешони азиз.

**Аз он лабон бӯса бидеҳ**

Эй нигори нозанин,
Як дам ба паҳлӯям нишин.
Аз он лабон бӯса  бидеҳ,
Дили маро ғусса мадеҳ.
Эй ёри ман,
Дилдори ман.

О…………………
Хуршеди тобони ман,
О………………
Моҳи дурахшони ман,
Аз он лабон бӯса  бидеҳ,
Дили маро ғусса мадеҳ.
Эй ёри ман,
Дилдори ман.

Ғунчаи лабро бикушо,
Ҳарфе бигӯ баҳри даво.
Аз он лабон бӯса  бидеҳ,
Дили маро ғусса мадеҳ.

Эй ёри ман,
Дилдори ман.

Эй ахтари шабҳои ман,
Марғубу зебои ман.
Аз он лабон бӯса бидеҳ,
Дили маро ғусса мадеҳ.
Эй ёри ман,
Дилдори ман.

## Аввалин ишқам ту будӣ

Аввалин ишқам ту будӣ,
Охирин ишқам ту будӣ,
Рафтӣ аз ман дил гирифтӣ,
Бо гапи мардум намудӣ,
Дарду андӯҳам фузудӣ.

Дар сукути нимашабҳо,
Бо худам биншаста танҳо,
Нағмаи маргам сурудам:
Кош ҳаргиз ман набудам,
Кош ҳаргиз ман набудам!

Худ бигӯ, бо ман чӣ ҳастӣ?
Саркашу мағруру мастӣ.
Ишқ, яъне нима мурдан,
Ҷону дил аз ғам фусурдан.
Кош ҳаргиз ман набудам,
Кош ҳаргиз ман набудам!

Оҳ, эй ишқ, бош, куҷоӣ?
Як ҷаҳони ғуссаҳоӣ.
Бо дили афсурдаи ман,

Солҳо шуд ошноӣ.
Кош ҳаргиз ман набудам,
Кош ҳаргиз ман набудам!

**Ало, гулдона, дона, дона**

(нақарот):
Ало гул дона, дона, дона, дона,
Ёракум қар кадай, намёя хона.

Туро дар ҳалқаи ағёр дида,
Бирафтам оҳи вазнине кашида.
Ту бо ҷамъи рақибон шоду масрур,
Ману шоми фироқ, ашки чакида.
нақарот.

Набошад хуш шароби ноб бе ту,
Ҷавониву шаби маҳтоб бе ту.
Забони нолаҳои най бигӯяд,
Азоби ин дили нотоб бе ту.
нақарот.

Диламро бар ту биспурдам амонат,
Амонатро намебояд хиёнат.
Задӣ аз қаҳр бар ӯ дашнаи тез,
Ба доди дил бирас, эй бедиёнат.
нақарот.

**Ҳусни ёр**

Ишқ омад, зи дил ҷудоям кард,
Бе сару пову мубталоям кард.
Оҳ, к-аз ӯ ба сина ғам дорам,
Хонабардӯш, бенавоям кард.
Гуфтам: “Эй дил зи ишқи ӯ парҳез!”
Дил ба ман гуфт: “Нест ҷои гурез.

Пойбандам ба ҳалқаи зулфаш,
Гарчи дорад ду чашми оташбез”.

Дил ба шуғли ҳавои дилдор аст,
Волаи рӯю мӯ, қади ёр аст.
Солҳо шуд, ки байни ишқу ман,
Гиру дору ҳазор бозор аст.
26 ноябри соли 1996

**Дили ту санг аст**

Азизи ман, ду чашмонат қашанг аст,
Вале қалби ту санг аст.
Чаро бо ман дилу доим ба ҷанг аст?
Буто, қалби ту санг аст.

Агар аз васл пайғомат нагирам,
Зи андӯҳат бимирам.
Дилу бе ёди ту дар шӯру шанг аст,
Буто, қалби ту санг аст.

Найӣ огаҳ зи сӯзу дарди ошиқ,
Зи ранги зарди ошиқ.
Намегӯӣ, ки ҳоли ту чӣ ранг аст?
Буто, қалби ту санг аст.

**Эй шӯх**

нақарот:
Эй шӯх, аҳдат нашканӣ,
Танҳо ту дилхоҳи манӣ.
Бошад ҳавоят бар сарам,
Як лаҳза биншин дар барам.
Аз рози дил огоҳ шав,
Эй дилбари маҳпайкарам.
нақарот.

Гуфтӣ: “Наям ман бевафо
Умре туро, эй дилрабо!”
Як соати ҳиҷрони ту,
Бошад бароям солҳо.
нақарот.
Нозам, ки ту дилдори ман,
Ҳамдам ба ҳар як кори ман.
Дар мушкилоти рӯзгор,
Ту мӯнису ғамхори ман.

**Бе ту**

Навҳа мекашад чун дил,
Абри дидагон бе ту.
Тира дар само тобад,
Шамъи шабравон бе ту.

Ашки сабза шуд шабнам,
Лола дар даман дилхун.
Ғунчаҳои нашкуфта,
Дар чаман хазон бе ту.

Базми мо басе дилгир,
Ҳарфҳо пароканда.
Талх аз ҷудоиҳост,
Айши ошиқон бе ту.
Нози ту адо дорад,
Қасди ҷони мо дорад,
Нашъа аз куҷо дорад,
Сайри гулситон бе ту!
Боз о, ба дуриҳо
Тоқату тавонам нест.
Зиндагӣ аҷаб мушкил,
Розҳо ниҳон бе ту.

## Резаборон

Абри сари пушта боз гирён омад,
Дар субҳи баҳор резаборон омад.
Дар домани кӯҳсору бар домани дашт,
Гулғунчаи наврасида хандон омад.

Баргу гулу ғунча зеби ҳар бӯстон шуд,
Ҳар шаршарае забони кӯҳистон шуд.
Борон ба сари бунафшаву лола чакид,
Дар гардани сабзаҳо дуру марҷон шуд.

Наргис қадаҳе зи оби борон дорад,
Ӯ нашъаи файзи навбаҳорон дорад.
Себарга ба рӯи оби ҳар ҷӯборе,
Лабҳои таре чу дӯстдорон дорад.

Абр омаду боз резаборон борид,
Бар олами сабзи майсазорон борид.
Сад гавҳари дона-дона бар рӯи замин,
Ҳамчун арақ аз ҷабини деҳқон борид.

## Дилрабо куҷоӣ?

Нақарот:
Дилрабо куҷоӣ?
Ёд кун ту моро.
Чӣ сабаб намеоӣ?
Ёд кун ту моро.

Фасли гул омада, соқӣ, қадаҳе пурмай деҳ,
Нашавам маст агар, бодаи пай дар пай деҳ.
Гар равад шоҳиди мастона ба гулгашти чаман,
Эй сабо, бар мани дилдода паём аз вай деҳ!
Нақарот.

Мутриби ғунчадаҳан, ҷӯр кун оҳанги тараб,
Хабаре аз дили пурдарди наю сурнай деҳ.
Нашавад то дили мо хаставу ранҷур дигар,
Мужда аз баҳри бадар рафтани фасли дай деҳ.
Нақарот.

Эй, ки дорӣ ҳавасе аз пайи Мумтоз бигӯ:
“Фасли гул омада, соқӣ, қадаҳе пурмай деҳ!”
Нақарот.

**Фиғони дил**

Нақарот:
Лабат оби набот,
Мурум дар гапакот,
Ба сӯи мо надиданот.

Бе ту нолам, эй ситамгор,
Ҳамчу най ба қалби афгор,
Ки туро меҳр ба ман нест,
Ту анису ёри ағёр.
Нақарот.

Дил асири он каманд аст,
Зи ғами ту дардманд аст,
Ба фарози оташи ишқ,
Ба Худо, ки чун сипанд аст.
Нақарот.

Ту биё, ба хонаи дил,
Бишунав таронаи дил,
Ки туӣ зи махзани ишқ,
Гуҳари ягонаи дил.

Нақарот:

**Хами абрӯ**

Эй гашта ғамат ҳамхонаи дил,
Боз ову шунав афсонаи дил.
Не марҳамате аз ту ба ман аст,
Бишкаст магар паймонаи дил?

Савдозадае дар кӯи туам,
Ошиқ ба хами абрӯи туам.
Ҷоне ба тани озурда дамад,
Гирам чу нафас аз бӯи туам.

Бе васли рухат, эй ҷони ҷаҳон,
Додам ба талаф ин умри ҷавон.
Фарсуд дигар ин пои гурез,
Дар ҷодаи ишқ аз ранҷи гарон.

Сарве чу қади зебои ту нест,
Дар ишқ чу ман шайдои ту нест.
Бубрида саре, к-аз рӯи вафо,
Афтода чу ман дар пои ту нест!

**Ашки ниёз**

Ман ҳалоки ишқи ёрам,
Дар раҳаш муште ғуборам.
Сар кашад андар баҳорон,
Сабза аз хоки мазорам.

Не шабе ояд суроғам,
То кунад равшан чароғам.
Ишқи ӯ аз ман ҷудо нест,
Бо ғамаш ҳаргиз фано нест.

Гар ба хилват дар гудозам,
Ғарқаи ашки ниёзам.
Лек бо ёди рухи ёр,
Ҳар кучҷоям, ишқбозам.

## Нигори тоҷик

Рухи беғубору беғаш,
Дили софу чашми оташ,
Нигаҳи шарораафкан,
Қади рашки сарви гулшан.
Чӣ нигори нозпарвар,
Ки насиби диданам нест!
Чу насими субҳи Ховар,
Сари орамиданам нест!
Ба ҳама карашмасозӣ,
Шараре ба ҷонам афканд.
Бути тоҷикам ба бозӣ
Сухан аз даҳонам афканд.
Дили ман, вале ба домаш,
Набувад ҳазину музтар,
Ки шуда адои нозе
Ба кафи нигор андар…

## Наврӯз

Наврӯзи чеҳрахандон дебои сабз дар бар,
Аз лолаву бунафша бар сар ниҳода чанбар,
Омад ба мулки тоҷик бо файзу ҳусни дигар,
Бодо муборак имрӯз,
Айёми неки Наврӯз!
Бикшод тоб сунбул, чун ёр зулфи мушкин,
Дар боғ  ҷилва бинмуд аз боди субҳ насрин,
Гулгашт шуд муаттар аз накҳати раёҳин,
Булбул ба васфи Наврӯз,

Ово намуд то рӯз.
Шуд ҷӯр нои чӯпон бо сози марди деҳқон,
Мавҷи суруди меҳнат рафта ба авҷи Кайҳон,
Ҳар сӯй ҷӯши кор аст аз ғайрати далерон,
Дар ин диёри фирӯз,
Ид аст, иди Наврӯз.
Хуршед босахо гашт, борид абр борон,
Гулхандаи замин шуд рӯзи нави баҳорон,
Гуфто ба шавқ деҳқон: "Ҳосил шавад фаровон.
Аз нақши пои Наврӯз,
Олам бишуд дилафрӯз!"

**Нози ёр**

Нақарот:
Эй ёри ман,
Дил зи ғам ба ҷон омад.
З-ин зиндагӣ,
Дар фиғон, фиғон омад.

Биё, ҷоно, ки аз нозат бинозам,
Туӣ, ту мояи аҷзу ниёзам.
Биё, имшаб ба хилватхонаи дил,
Ки бо васли рухи ту ишқбозам.
Нақарот.

Зи чашми масти ту афтодаам дур,
Ту аз ҳусну малоҳат гашта мағрур.
Магар бигзаштӣ аз шаҳри шаби ҳаҷр,
Ки бар ман субҳи васли туст маъзур?
Нақарот.
Зи ишқат дар дили ман инқилоб аст,
Дар он садҳо зуҳури офтоб аст.
Вале дардо, равоқи ҳарду чашмам,

Ба шоми фурқати ту ғарқи об аст!
Нақарот.
21 августи 1998

### Ишқи бақодор
### (Бадеҳа)

Ҷоно, биё, ки имшаб,
Базме ба боғ барпост.
Асбоби дилфурӯзӣ,
Он ҷо ба мо муҳайёст.

Ушшоқ ҷумла ҷамъанд,
Дар пои гул ба гулшан.
Ғулғулфикан ҳазор аст,
Дар кӯҳу дашту барзан.

Аз нури лоязолӣ,
Бошад ҷаҳон ҷилодор.
Дар синаҳои беғаш,
Ишқу вафо бақодор.
3 декабри соли 1996

### Гавҳари ишқ

Масти ишқам, ба ишқ менозам,
Бо ғаму дарди ишқ месозам.
Чунки аз умр ҳосилам ишқ аст,
Каъбаву Қиблаи дилам ишқ аст.
Ишқбози ҷамоли ёрам ман,
Маҳви авҷи камоли ёрам ман.
Ишқ омад, ҷаҳони ман гул кард,
Барқи шодӣ ба ҷони ман гул кард.
Пой дар банди бандагӣ бе ишқ,
Худ бигӯ, чист зиндагӣ бе ишқ?
Олами тор, ҳамчу зиндон аст,

Гавҳари ишқ поку тобон аст.
1 декабри соли 1996

**Ҷавонӣ**

Ҷавонӣ чун баҳорон хубу зебост,
Сифоташ дар забони халқи дунёст.
Ҷавонӣ бигзарад чун оби дарё,
Накӯ дораш, ки пур аз орзуҳост.
Талоши фазлу дониш дар ҷавонист,
Фараҳбахш аз ҷавонӣ зиндагонист.
Ҳунар омӯзу аз роҳи адаб кӯш,
Ба азми фатҳи меҳнат рӯзу шаб кӯш.
Ба ҳурмат ибрати ҳар анҷуман бош,
Ба кори хайр аз рӯи талаб кӯш.
Ҳадар аз каф мадеҳ нақди ҷавонӣ,
Гурез аз сеҳри доми саргаронӣ.
Ба пирон дастгиру меҳрубон бош,
Ба меъроҷи сухан аз бихрадон бош.
Ба гирудори ҷӯши рӯзгорон,
Накӯфарзанди ин давру замон бош.
Ба номат, эй ҷавонӣ шойгон шав,
Калиди рамзи садҳо достон шав!

**Парчами мо**

Парчами хушранги мо,
Ҷилваат шодифизо.
Мо сӯи фардо равем,
Таҳти ту, эй раҳнамо.
Ранги басо сурхи ту,
Лоиқи сад гуфтугӯ,
Рамзи дифои Ватан,
Омили бахти накӯ.
Лек сафед, эй хушо,
Ҳаст чу субҳи сафо,

Мисли дили тоҷик аст,
Равшану оинасо.
Сабз чу тозабаҳор,
Пайки хушиву барор.
Манзили ободи мост,
Сулҳ дар он пойдор.

**Фаррош**

Дар шино моҳ ба дарёи само
Ахтарон аз дили шаб дар тобанд,
Боз ногашта дари субҳи сафо,
Он замоне, ки ҳама дар хобанд,
Бишнавам аз паси тирезаи во:
Шарфаи ҷорӯбат,
Сози кори хубат.
Шӯхиву ҳамнафаси боди сабо,
Зулфи печони ту мушкафшон аст,
Кӯчаву боғу хиёбон – ҳама ҷо,
Тоза аз дасти ту, эй ҷонон аст.
Ҳар тараф паҳн кунад акси садо
Шарфаи ҷорӯбат,
Сози кори хубат.
Чеҳраат сурх ба мисли гули нор,
Ҳусн бар ҳусни замин афзоӣ.
Нест дар хотири ту ҳеҷ ғубор,
Боз бо ин қаду ин раъноӣ,
Карда як шаҳр ба худ шайдоӣ.
Шарфаи ҷорӯбат,
Сози кори хубат.

**Нозанин, ёри ман**

Даме аз ту намехоҳам ҷудоӣ,
Биё, охир, ба дил зад роҳпоӣ.
Зи паймон рӯй гардондан нашояд,

Муҳаббатро вафову сидқ бояд.
Нақарот:
Нозанин, ёри ман,
Нури чашмони ман,
Набиёӣ чаро
Баҳри пурсони ман?

Ба он лутфу ба он ҳусну малоҳат,
Ту бошӣ дар барам, эй моҳталъат,
Маро беҳтар аз ин давлат набошад,
Нигоро, бе туам роҳат набошад.
Нақарот:
Ҷон ……………….
Дар ҷустуҷӯи туам,
Зинда ба бӯи туам.
Бигзашта рӯзу шабам,
Ба гуфтугӯи туам.
Нозанин, ёри ман,
Нури чашмони ман,
Набиёӣ чаро
Баҳри пурсони ман?

Ба роҳи ишқ кардам гулфишонӣ
Зи ҳарду дида дар айни ҷавонӣ.
Надорӣ боварам аз дидагон пурс,
Бигӯянд ин ҳама рози ниҳон, пурс.
Нақарот:
Нозанин, ёри ман,
Нури чашмони ман,
Набиёӣ чаро
Баҳри пурсони ман?

**Сарбози сулҳем**

Амонӣ мавҷи дарёи таманност,
Саботи ӯ зи саъйи давлати мост.
Биёву шукри ин Модар-Ватан кун,
К-аз он шаъну шукӯҳи сулҳ болост.
Ба ҳифзаш ҷонфидо сарбоз моем,